*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*

Органи
Кумитаи Марказии ИЛКЧ Тоҷикистон

# Ҷавонони Тоҷикистон

ГАЗЕТА АЗ 5 АПРЕЛИ СОЛИ 1930 НАШР МЕШАВАД
№ 50 (8232). ● ЯКШАНБЕ, 22 АПРЕЛИ СОЛИ 1990. ● Нархаш 3 тин.

## Хабари мухтасар

18 апрель вакилони анҷумани XXI Оинномаи ИЛКҶУ-ро муҳокима намуда қабул карданд.

Анҷуман инчунин резолюцияҳои зеринро қабул кард:

— Дар бораи Оинномаи ИЛКҶУ;

— Дар бораи тартиби интихоби аъзоёни КМ ИЛКҶУ, Бюро ва котиботи КМ ИЛКҶУ;

— Дар бораи функцияҳо ва ваколатҳои КМ ИЛКҶУ, Бюро, котибот ва аппарати КМ ИЛКҶУ;

— Дар бораи хазинаҳои ёрӣ ба ташкилотҳои комсомолӣ;

— Дар бораи назорат дар ИЛКҶУ ва Дастур дар бораи комиссияи марказии назорати ИЛКҶУ;

Анҷуман комитети марказии ИЛКҶУ, Комиссияи Марказии назорати ИЛКҶУ-ро интихоб кард.

Дар асоси альтернативӣ котиби якуми КМ ИЛКҶУ Владимир Зюкин, раиси Комиссияи марказии назорат Валерий Парфёнов интихоб шуданд.

Бо ҳамин анҷуман кори худро ба анҷом расонд.

## Вакилон аз Анҷуман баргаштанд

Чанд рӯзе буд, ки ҷавонони мамлакат назари хеш ба Маскав дӯхта буданд. Зеро вакилони онҳо дар анҷумани XXI ИЛКҶУ перомуни рушду такомул, кушоиши мушкилоти ҷавонон, муайян намудани равиши ояндаи ташкилоти ҷавонон кори сахте мебурданд. Ҳар як вакил мехост роҷеъ ба ҳалли проблемаҳои ҷавонон барномаҳои мушаххас қабул гарданд.

Проблемаҳо бошанд дар иттифоқ аксар ҳамоҳанганд: бекорӣ, шароити зисти иҷтимоӣ ва иқтисодӣ, нуфузи ҷавонон.

Сари онҳо чандин рӯз фикрҳо радду бадал гаштанд, ризоияту норозигиҳо бархостанд, марказҳои мубоҳисавӣ амал карданд. Ҳама якҷоя роҳ ҷустанд. Ва охирон анҷуман оиди ҳамаи он Барнома ва Оинномаи хешро қабул кард. Кори навбатӣ низ ба итмом расид.

**Толиб ҒАЙРАТОВ — аъзои КМ ИЛКҶУ, котиби якуми комитети комсомолии вилояти Қӯрғонтеппа;**

**— Шумо аъзои КМ ИЛКҶУ интихоб гаштед. Оянда чӣ нақша доред?**

— Ҳимояи манфиатҳо ва ҳалли проблемаҳои ҷавонони ҷумҳурии худ.

**— Ба гуфтаи «Комсомол обрӯи худро гум кардааст» анҷуман ҷавобе дода тавонист?**

— Анҷуман барои бартараф намудани ин даъвоҳо ҳама ҳуқуқро ба ташкилотҳои ибтидоӣ дод. Онҳо баҳри ташкил ё пароканда намудани комитетҳои комсомолӣ қарорҳо мебароранд. Ва ҳуқуқҳо низ монанди секунҷа байни комитетҳои комсомолии районӣ, вилоятӣ ва ҷумҳурӣ тақсим гаштаанд. Аз ҳама асосӣ — ғояи хуб ба КМ ИЛКҶУ рафта расад.

# МУТАФАККИР ВА ИНСОНИ БУЗУРГ



## Маҷлиси ботантана дар Москва

Дар замони бозсозӣ аҳамияти Владимир Ильич Ленин — доҳии Октябрь асосгузори Партияи Коммунистӣ ва Давлати Шӯравӣ боз ҳам бештар афзуд. Мо рафти дигарсозиҳоро бо заковати амиқи Ленин месанҷем. Сатрҳои ҷовидони Ленин ба мо таълим медиҳанд, ки ҳам дастовардҳо ва ҳам хатоҳоро холисона арзёбӣ карда, сабақҳои зарурӣ гирем, то инқилобро ҳамоно пеш барем. Давраи ҳозира диққати моро боз ба асарҳо ва маслиҳатҳои мутафаккиру одами бузург ҷалб мекунад.

20 апрель дар Москва дар Театри калони СССР ба муносибати 120-солагии зодрӯзи В. И. Ленин маҷлиси ботантана барпо гардид. Намояндагони коллективҳои меҳнатии пойтахт ва вилояти Москва, ташкилотҳои партиявӣ, шӯравӣ ва ҷамъиятӣ, депутатҳои халқ, ходимони илму маданият, ҷанговарони Қувваҳои Мусаллаҳи Шӯравӣ, ветеранҳои партияи Ленин дар ин ҷо ҷамъ омаданд. Дипломатҳо ва меҳмонони хориҷӣ ҳозир буданд.

Дар маҷлиси ботантана **М. С. Горбачёв, В. И. Воротников, Л. Н. Зайков, В. А. Крючков, Е. К. Лигачёв, Ю. Д. Маслюков, В. А. Медведев, Н. И. Рыжков, Э. А. Шеварднадзе, А. Н. Яковлев, А. П. Бирюкова, А. В. Власов, А. И. Лукьянов, Е. М. Примаков, Б. К. Пуго, Г. П. Разумовский, Д. Т. Язов, О. Д. Бакланов, Ю. А. Манаенков, Е. С. Строев, Г. И. Усмонов, И. Т. Фролов**, аъзоёни Президиум ва раисони палатаҳои Шӯрои Олии СССР, аъзоёни Шӯрои федерация ва Шӯрои Президенти СССР, ҷонишинони раисони Шӯрои Олии СССР ва Шӯрои Вазирони СССР, роҳбарони комитетҳои Шӯрои Олии СССР ва комиссияҳои Шӯрои Иттифоқ ва Шӯрои Миллатҳо иштирок доштанд.

Маҷлиси ботантанаро котиби якуми комитети партиявии шаҳри Москва, узви бюрои российагии КМ КПСС Ю. А. Прокофьев кушод.

Гимни Иттиҳоди Шӯравӣ навохта мешавад.

Маърӯзаи Президенти СССР, Котиби Генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв «Сухан андар васфи Ленин» бо диққати том шунида шуд.

Сипас концерти калони идона барпо гардид.

ТАСС.

## МАҶЛИСИ БОТАНТАНА

20 апрель дар толори Театри опера ва балети ба номи С. Айнии Душанбе ба муносибати 120-солагии зодрӯзи В. И. Ленин маҷлиси ботантанаи намояндагони аҳли ҷамъият барпо гардид.

Маҷлисро котиби якуми комитети партиявии шаҳри Душан-...

бати 120-солагии зодрӯзи В. И. Ленин маъруза кард.

Дар маҷлиси ботантана аъзо ва номзади узви бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. А. Аслонов, В. В. Воҳидов, Ш. Д. Шабдолов, В. В. Петкель, Г. В. Кошлаков, И. Ҳ. Ҳаёев, М. С. Солеҳов, ҷонишинони раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон, ҷонишинони Раиси Шӯрои Вазирони ...

## Дар рӯзи ҷашни меҳнат

**ПАНҶАКЕНТ.** Коллективи хонандагони мактаби миёнаи рақами 41 барои гузаронидани шанбегии коммунистӣ мутташаккилона омода шуданд. Онҳо гирду атрофи мактабро тоза карда бехи гулу ниҳолҳоро нарм карданд. Танаи дарахтони боғи мактаб сафед карда ҳамчунин дар боғ ниҳолҳои зиёде шинонида шуд.

Хонандагони синфҳои болоӣ баробари дар мактаб кор кардан ба Шӯрои қишлоқ ҳам ёрӣ расониданд. Онҳо роҳи кӯчаи марказии қишлоқро рӯбучин карда ҷӯйборҳоро аз партовҳо тоза намуданд. Рӯзи зодрӯзи В. И. Ленин 200 нафар хонандагони мактаб 15 гектар замини ба номи Рӯдакиро аз санг тоза карданд.

**Ҷ. ДЕҲЗОД.**

• • •

Комсомолону ҷавонони ноҳияи Орҷоникидзеобод шанбегии коммунистиро ба иди меҳнат табдил доданд. Онҳо ҳамагӣ дар тозаю обод намудани шаҳру ноҳия ҳиссагузорӣ намуданд.

Техникуми статистикии шаҳр аз ҷумлаи он коллективҳое мебошад, ки рӯзи дуюм боз ба шанбегӣ баромада дар гулзоркунӣ ва тоза намудани гирду атрофи бинои хониш ва хобгоҳҳо меҳнат намуданд. 700 нафар ҷавонон дар ин саҳмгузорӣ карданд.

Зиёда аз 900 нафар донишҷӯёни омӯзишгоҳи тиббӣ ва 175 нафар коргарҷавонони автобазаи рақами 28 низ ...

Фурӯдгоҳи шаҳри Душанбе соати 5 рӯзи 19. 04. 90 қисми вакилони ҷавонони ҷумҳуриро пешвоз гирифт.

Ба мо роҷеъ ба кори анҷуман бо ду нафари онҳо ҳамсӯҳбат гаштем.

**— Юрий БОНДАРЕНКО, вакил аз ноҳияи Ёвон;**

**— Он чи ки аз анҷуман интизор будед амалӣ гашт ё не?**

— Ҳамаи фикру суолҳои мо дар анҷуман ҳалли худро ёфтанд.

**— Аз ҳама асосаш?**

— Анҷуман барномае барои давраи гузаришро омода кард.

**— Дар баромади худ котиби якуми ИЛКҶ ҷумҳурӣ Одилҷон Ёқубов таклиф намуд, ки резолюция оид ба бекорӣ қабул гардад. Оё таклиф амалӣ гашт?**

— Вақт барои ҳама кор камӣ кард. Аз ин рӯ анҷуман иҷрои ин корҳоро ба ӯҳдаи КМ, аъзоёни он гузошт.

**— Мухолифат дар кори анҷуман пайдо гашт?**

— Бале. Роҷеъ ба масъалаи моликияти комсомол. Як қисм тарафдори моликияти ягона, дигарон тарафдори моликияти алоҳидаи комсомоли ҷумҳурӣ буданд. Охирон мо қарор додем моликияти ягонаи ИЛКҶУ ташкил гардад.

**— Он чи ки аз анҷуман омӯхтед оё баҳри гузаронидани анҷумани комсомоли ҷумҳурӣ ба кор меравад?**

— Пеш аз ҳама барои қабул намудани Барнома ва Оинномаи комсомоли ҷумҳурӣ. Он чи ки мо дар Маскав қабул намудем, ин барои федератсияи ИЛКҶУ буд. Моро бошад лозим аст мувофиқи анъанаю махсусиятҳои ҷумҳурии хеш ин Барномаю Оинномаро барои ҷавонони худ қабул намоем.

**Мусоҳиб Ш. КАРИМОВ.**
**(Мухбири худамон).**

# ГУФТОР АНДАР ВАСФИ ЛЕНИН

**Маърӯзаи Президенти СССР, Котиби Генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв дар маҷлиси ботантана бахшида ба 120-солагии зодрӯзи В. И. Ленин**

Рафиқон! Фазилати доҳиён дар он аст, ки мардуми ҳамаи давраҳо ба онон ниёз доранд ва фазилатҳои онҳо ҳар дафъа ба чашми мардум тобиши тоза мегиранд.

Бозсозӣ сирату тиннати ҳақиқии Ленинро ба мо ҷилвагар месозад. Бо вуҷуди ин ҳам имрӯз мероси сиёсию назариявӣ, худи шахсияти ӯ боз дар маркази мубоbooризаи идеявию сиёсӣ қарор гирифтаанд. Дар ин бахш интихоби социалистии бозсозӣ асоси ин аст.

Ленин ба ривоҷу амалӣ шудани ғояи социалистӣ ҳиссаи бебаҳо гузошт. Ин ғоя аз байни ҳамаи талотумоти аср, гумроҳӣ, фоҷиа ҳамоно ба худ роҳ мекушояд. Агар Ленин, агар Октябрь намебуд, маҳакҳои пешрафти башарият ва қадру қиммати худи одам барин масъалаи оламшули таърихиро ҳоло ин тавр ба тарзи нав гузаштан имконнопазир мебуд.

Ҷаҳонбинии Ленин бекарон аст. Вай ҳамаи соҳаҳои ҳаёти башарият, ҳамаи зуҳурот ва қисмҳои таркибии ҳаёти ҷомеа, мавқеъ, мақом, ва тақдири ҳамаи синфҳову табақаҳои иҷтимоӣ — коргарон, деҳқонон, зиёиён, занон, ҷавононро дарбар мегирад. Ин ҷаҳонбинӣ аз кору бори ҳаррӯзаи одамон то масъалаҳои калонтарини сиёсати ҷаҳонӣ, аз мабдаи маънавиёт то қонунияту тартиботи давлат, аз усулҳои тактикаи сиёсӣ то идроки фалсафии равандҳои умумиҷаҳониро фаро мегирад. Ва ҳеҷ яки инро бо вуҷуди ин дар як нутқ фаро гирифтан имконнопазир аст.

Акнун мо мефаҳмем, аз мо талаб мешавад, ки тамоми сарватҳои эҷодиёти Ленинро бояд интихобан не, балки пурраю ҳамаҷониба омӯзем. Ба тарзи иқтибос омӯхтани мероси Ленинро тамоман рад мекунем.

Маҳз барои ҳамин тасмим гирифтам дар ин гуфторам андар васфи Ленин бо роҳи муқаррарӣ нарафта, аз ҳама чиз андаке гӯям, базан ба гуфтаҳои ӯ истинод кунам.

Методологияи тафаккури Ленин, диалектикаи масъаларо ҳал намудани ӯ ва он ҷиҳатҳои муҳими дар таҷрибаи таърихиаш гузоштаи ӯ, ки аҳамияташон ҳаргиз намекоҳад, барои мо ҳоло бағоят муҳим аст.

Ленин барои мо имрӯз ҳам бузургтарин мутафаккири қарни XX аст, чунки ӯ як ҷаҳон донишҳои асрашро аз худ намуда, асрори ҳаёти ҷомеаро дақиқкорона кашф кард.

Ленин барои мо ҳамчун тимсоли сиёсатмадорест, ки ҳокимиятро барои бархӯрди кӯтоҳназаро-

**(Охираш дар саҳ. 2).**

be Ҷ. Ҳ. Каримов кушод.

Котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов ба муноси-

партия, ҷанг ва меҳнат, пешқадамони истеҳсолот, ходимони илму маданият, ҷанговарони гарнизони Душанбе иштирок доштанд.

**ТоҷикТА.**

шон доданд.

Маблағҳои аз шанбегӣ ба дастомада ба ҳисоби комитети комсомолии район гузаронида шуданд, ки дар оянда барои истироҳату фароғати ҷавонони ноҳия сарф мегарданд.

**Мухбири худамон.**

* * *

Мактаби миёнаи рақами 15, ки дар маркази колхози «Ватан»-и ноҳияи Ҳисор аст, таърихи 30-сола дорад. Ва дар давоми 30 сол коллективи мактаб ҳамасола дар шанбегии умумииттифоқӣ ба шарафи зодрӯзи В. И. Ленин иштироки фаъолонае дошт.

Имсол ҳам коллективи муаллимон ва хонандагон аҳд кардаанд, ки анъанаҳои солҳои пешро идома дода ба шарафи 120-солагии В. И. Ленин шанбегӣ гузаронанд. Онҳо дар тоза кардани синфхонаҳо ва саҳни мактаб, таъмири асбобҳои аёнии дарсӣ ва техникаи таълимӣ, ҷамъ овардани оҳанпора фаъолона саҳм мегиранд.

Маблағе, ки аз ҷамъоварии оҳанпора ба даст меояд, барои таъмиру тармими мактаб сарф карда мешавад.

«Ҳусну зебогии мактаб — ҳусну зебогии ҳамаи мост», — мегӯянд хонандагон.

**Ш. МИРЗОЕВ.**

**КОНФЕРЕНЦИЯИ ИЛМӢ**

ДУШАНБЕ Дар факултаи биологии Донишгоҳи давлатии ба номи В. И. Ленини Тоҷикистон бахшида ба 120-солагии доҳии пролетариати ҷаҳон Владимир Ильич Ленин конференсияи илмӣ баргузор гардид. Дар конференсия донишҷӯён оид ба ҳаёт ва фаъолияти доҳӣ сухан ронданд.

**С. СОЛЕҲЗОД.**

**Сессияи якуми Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон даъвати дувоздаҳум**

# Дар бораи лоиҳаи Қонуни РСС Тоҷикистон «Дар бораи статуси депутатҳои халқ дар РСС Тоҷикистон»

*Маърӯзаи ҷонишини Раиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон Е. И. Турғунов*

Рафиқони мӯҳтарам депутатҳо! Ба муҳокимаи шумо лоиҳаи Қонуни РСС Тоҷикистон «Дар бораи статуси депутатҳои халқ дар РСС Тоҷикистон» пешниҳод мегардад, ки бо супориши Президиуми Шӯрои Олӣ таҳия намуда, пешакӣ аз ҷониби гурӯҳи депутатҳои нав интихобшудаи депутатҳои халқи РСС Тоҷикистон, ки бо тайёр кардани сессияи мазкур машғул буданд, баррасӣ гардидааст.

Пеш аз ҳама бояд зикр намуд, ки қоидаи ҳуқуқии депутатҳои ҳамаи зинаҳои шӯроҳоро Қонуни СССР «Дар бораи статуси депутатҳои халқ дар СССР», ки Шӯрои Олии СССР моҳи декабри соли 1989 қабул кард, муайян менамояд. Он аз ягонагии системаи шӯроҳо, умумияти принципҳои ташкили фаъолияти онҳо ва зарурати муҳайё намудани баробарии ваколати депутатҳои зинаи дахлдор бармеояд.

Дар айни замон вусъат ёфтани гуногунрангӣ дар муайян кардани шаклу усулҳои ташкили ҳокимият дар маҳалҳо, хусусиятҳои хоси республикаи мо, соҳибихтиёрии онро ҳарчи бештар бо мазмуни воқеӣ такмил намуданро ба назар дур гузошт. Бинобар ин қонун «Дар бораи статуси депутатҳои халқ дар РСС Тоҷикистон»-ро тайёр кардаю қабул намудан мувофиқи мақсад аст, то ки он омилҳои мазкурро дарбар бигирад.

Лоиҳаи пешниҳодгардида пурра бо қонунгузории иттифоқӣ мутобиқ буда, дар айни замон меъёрҳои фаъолияти депутатиро, ки дар шароити маҳал санҷида шудаанд ва эътироф гардидаанд дар бар гирифта, ҳамчунин онҳоро инкишоф медиҳад ва дар худ қоидаҳои наверо таҷассум менамояд, ки ба талабҳои барқарор намудани ҳокимияти пурраи шӯроҳо, вусъати ташаббусҳои депутатҳо ҷавоб медиҳанд.

Матни ин ҳуҷҷат дар дасти шумо, рафиқон, мавҷуд аст. Бо вуҷуди ин иҷозат диҳед, баъзе нуктаҳои принципиалии онро гуфта гузарам.

Дар муқаддимаи лоиҳаи қонун муайян шудааст, ки депутатҳо қувваи пешбари худидоракунии халқ мебошанд. Принципи тағйирнопазири фаъолияти онҳо ғамхорӣ ба қонеъ гардонидани эҳтиёҷоти интихобкунандагон, некӯаҳволии мардум, мустаҳкам кардани демократияи шӯравӣ мебошад. Депутатҳо вазифадоранд дар шӯроҳо манфиатҳои ҷамъиятиро ифода ва ҳифз намоянд, ба тараққиёти иҷтимоию иқтисодӣ роҳбарӣ кунанд, кори аппарати давлатиро муайян ва назорат намоянд.

Қисми якуми лоиҳа, ки «қоидаҳои умумӣ» ном дорад аҳамияти муҳимро молик мебошад. Дар он муқаррар гардидааст, ки депутат кори худро мувофиқи қонунҳои СССР ва РСС Тоҷикистон, дар асоси қарорҳои дахлдори шӯроҳои депутатҳои халқ, дархостҳои интихобкунандагон ташкил намуда ба иҷрои барномаи пешазинтихоботии худ ноил мегардад.

Дар лоиҳаи қонун тартиби муносибати байни ҳамдигарии депутат бо шӯро ва органҳои он муайян шудааст. Пешбинӣ шудааст, ки депутат аъзои коллегиалии органи намояндагии ҳокимияти давлатӣ буда, ба тамоми ҳуқуқҳо, ки иштироки фаъолонаи ӯро дар кори шӯро таъмин менамоянд, соҳиб мебошад.

Дар баробари ин бояд таъкид намуд, ки депутати аз боварии интихобкунандагон баромада бозхост шуда метавонад. Дар сурати дар шӯро иҷро накардани вазифаҳои депутатӣ, вайрон карда шудани тартиби кори органи намояндагӣ, талабҳои одоби депутатӣ масъалаи оид ба рафтори депутат дар шӯро ё комиссияи дахлдори шӯро мавриди муҳокима қарор гирифта метавонад.

Моддаи 7-уми лоиҳаи қонун ҳифзи ҳуқуқ, шаъну шарафи депутатро танзим карда, ба ҳар як депутат дар бобати самаранок амалӣ намудани ваколаташ шароитро кафолат медиҳад. Дар ин бобат президиумҳо, органҳои иҷроия ва амрдиҳандаи шӯроҳои депутатҳои халқии дахлдор бояд ёрӣ расонанд.

Меъёрҳои дар қисмати дуюми лоиҳа зикргардида ба вусъати ташаббус, фаъолнокии депутатҳо, таъмини имконияти ифодаи озоди фикр дар рафти муҳокима ва ҳалли масъалаҳо дар шӯро, зоҳир намудани мустақилият дар фаъолияти депутатӣ равона гардидаанд. Дар лоиҳаи қонун зикр шудааст, ки депутат ҳақ дорад, дар шӯро дар бораи бовари ба ҳайати органҳои ташкил ё интихоб намудаи шӯро, шахсони мансабдори таъин ё тасдиқкардаи он масъала гузорад.

Дар ин қисмат бори аввал моҳиятан дархости депутатӣ муфассал тавсиф намуда, тартиби баррасии таклифу эродҳои ба сессияи шӯро пешниҳод кардаи депутатҳо муайян гардидааст.

Чунин қоидаи дар лоиҳа зикршударо алоҳида бояд зикр кард, ки он муқаррар менамояд, депутати ба ҳайати Президиуми шӯро, комиссияҳои доимӣ ва дигар органҳои шӯро дохил буда, ҳақ дорад ҳама гуна масъалаю таклифро ба муҳокимаи органҳои мазкур пешниҳод намояд, дар кори тайёр кардану муҳокима намудан ва қабули он ҳамчунин дар ташкили кори дар ҳаёт татбиқ кардани қарорҳои шӯро ва органҳои вай, назорати иҷрои онҳо иштирок кунад.

Дар иҷрои ваколати депутатӣ фаъолияти депутат дар ҳавзаи интихоботӣ мақоми муҳим дорад. Дар қисми сеюми лоиҳаи қонун доираи васеи масъалаҳои вобаста ба он муайян карда шудааст. Ҳуқуқу вазифаҳои депутат ҳангоми фаъолият дар ҳавзаи интихобот, тартиби пешниҳоду ариза ва шикоятҳои одамонро баррасӣ кардани депутат, ҳисоботи депутат дар назди интихобкунандагон аз он ҷумла мебошанд. Қоидаҳои лоиҳаи қонун дар бораи вазифаҳои президиум ё комиҷроияи совети дахлдор, органҳои маҳаллии ташкилоти ҷамъиятӣ, маъмурият ё ташкилотҳои ҷамъиятӣ, корхонаю муассисаҳо дар бобати мусоидат ба депутат дар иҷрои ваколаташ дар ҳавзаи интихобот аҳамияти калон доранд.

Қисмати чоруми лоиҳаи қонун ба қоидаҳои ташкили кори депутатҳои халқ дар бобати иҷрои наказҳои интихобкунандагон дахл менамояд. Чунон ки дар моддаи 27 зикр гардидааст, супоришҳои интихобкунандагони ҳавзаи интихобот ба номзадҳои депутатҳои халқ, ки ҳангоми вохӯриҳо ё конференцияҳо дода мешаванд, наказ ҳисоб меёбанд. Дар моддаҳои минбаъдаи ҳамин қисм тартиби ташаккулу тасдиқ намудан ва иҷрои наказҳо муайян гардидаанд.

Таъмини ошкорбаёнӣ дар соҳаи иҷрои наказҳо ҷиҳати муҳими принципиалӣ мебошад. Аз ҷумла, дар лоиҳа муқаррар гардидааст, ки қарорҳои доир ба наказҳо қабулкардаи Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон, шӯроҳои маҳаллии депутатҳои халқ бояд ҳатман интишор шаванд ва воситаҳои ахбори оммавӣ рафти иҷрои наказҳои интихобкунандагонро инъикос намоянд.

Дар шароити алтернативии интихобот масъалаи таклифу пешниҳодҳои дар наказҳои ба номзади депутатии интихоб нагардида сабт шуда пеш омад. Дар лоиҳа ҳалли ин масъала зикр намуда муқаррар карда шудааст, ки шӯроҳо ин таклифу пешниҳодҳоро барои баррасӣ ва иҷрои онҳо чора дидан ба органҳо ва шахсони мансабдори дахлдор мефиристанд.

Дар қисми охирини лоиҳаи қонун қоидаҳое зикр шудаанд, ки ба кафолатҳои муҳимтарини ҳуқуқӣ, ташкилӣ ва моддии фаъолияти депутатӣ дахл менамоянд.

Аз ҷумла, дар лоиҳа тартиби аз кори истеҳсолӣ ё вазифаи хизматӣ озод кардани депутат ва пардохти хароҷоти вобаста ба фаъолияти депутатӣ, ҳуқуқи депутат барои гирифтани маълумоту консультация, ба вай расондани ёрии юридикӣ, ҳифзи ҳуқуқи меҳнатии депутат танзим карда шудааст.

Чунинанд, ҷиҳатҳои муҳимтарини фаъолияти депутатӣ дар ҳамаи зинаҳои шӯроҳои депутатҳои халқи республика.

Баробари ин комиссияи кории тайёр намудани лоиҳаи қонун махсус зикр намудани як қатор қоидаҳои қонунро доир ба фаъолияти депутатҳои халқи РСС Тоҷикистон мувофиқи мақсад донист. Ба ин асос мавҷуд аст ва чунон ки медонед, ин ҷо мақоми махсуси Шӯрои Олӣ дар системаи органи ҳокимияти давлатӣ дар назар дошта шудааст. Бинобар ин дар мавридҳое, ки ваколату тартиби фаъолияти депутатҳои ба Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон дохил буда аз депутатҳои умуман мансуби шӯроҳо фарқ мекунад, дар қисматҳои дахлдори лоиҳа шарҳи зарурӣ дода шудааст. Аз ҷумла, дар моддаи 12 дар Шӯрои Олии республика ба ҳуқуқи ташаббуси қонунгузорӣ соҳиб будани депутати халқи РСС Тоҷикистон махсус зикр гардидааст. Чунин рафтор имконият медиҳад, ки зарурати алоҳида тайёр кардани қонуни статуси депутатҳои халқи РСС Тоҷикистон аз байн бурда, ягонагии системаи органҳои намояндагии халқ бори дигар таъкид карда шавад.

Рафиқон депутатҳо! Суханро дар бораи тавсифи лоиҳаи қонун хотима дода, бояд таъкид кард, ки баробари дар шароити нав таҷриба ғун кардани депутатҳо, инкишофи қонунгузории умумииттифоқӣ, ки фаъолияти шӯроҳои депутатҳои халқро танзим менамояд, ногузир бояд ин қонун такмил дода шавад.

Бинобар ин пешниҳод мегардад, ки бо назардошти эроду таклифҳои комиссияҳои доимӣ ва депутатҳо «Қонун дар бораи статуси депутатҳои халқ дар РСС Тоҷикистон» дар ҳамин сессия қабул карда, тамоми корҳои барқарор намудани ҳокимияти пурраи шӯроҳо д... [illegible] ...си нави ҳуқуқӣ сурат

## Соле, ки накӯст...

ВОСЕЪ. Дар урфият гуфтаанд: — «Соле, ки накӯст, аз баҳораш пайдост». Боду ҳавои мӯътадили имсола гувоҳи он аст, ки заркорони республика натиҷаҳои хубу ҳосили дилхоҳ ба каф меоваранд. Ин аст, ки имрӯзҳо дар сар то сари майдонҳои пахтазори республика маъракаи кишти пахта суръат гирифта истодааст. Меҳнаткашони ноҳия мақсад доранд, маъракаи киштукорро ҳарчӣ зудтар ва бо сифати баланди агротехникӣ анҷом диҳанд. Аз ҷумла, пахтакорони бригадаи Амонулло Файзов аз колхози ба номи Ғоиб Сафарзода дар назди худ мақсад гузоштанд, ки соли равон дар майдони 101 гектар пахта кишт намуда, аз ҳар як гектари он 30,9 центнерӣ ҳосил бардоранд.

Алҳол дар саҳрои бригада ҷӯшу хурӯши кор дар авҷ аст. Меҳнати хуби Н. Мираҳмадов, С. Назаров, С. Талабов, Ғ. Қурбонов ва чанде дигарон дар корҳои саҳрой шоистаи таҳсинанд.

**С. НОЗИМ.**

# ГУФТОР АНДАР ВАСФИ ЛЕНИН

(Аввалаш дар саҳ. 1)

на ва алалхусус мақсадҳои ғаразнок истифода набурдааст. Вай қодир буд, ки дар ҳар гардиши воқеаҳо ва муборизаи сиёсӣ манфиати халқ барин ҷиҳати асосиро аз мадди назар дур насозад.

Ленин барои мо ҳамчун тимсоли революционерест, ки дар вазъияти душвортарине, ки мамлакат ба революция наздик шудаасту аммо аз он меҳаросад ва қувваҳои бузурги тавонои халқ қиём мекунанд, то ки таърихро бо бунёдкории ғанӣ гардонанду худи ҳамин қувваҳо метавонанд офати харобиоваре гарданд, азми қатъӣ ва бебозгашт дорад.

Сирри таъсири Ленин ба таърих дар қобилияти ба қувваҳои ҳаракатдиҳандаи онро аниқ арзёбӣ кардан ва дар сиёсат он чизро ба назар гирифтани ӯст, ки дар лаҳзаи ҳозира ногузир асту оянда дорад.

Нерӯи диалектикии Ленин ҳамчун сиёсатмадор ва назариячӣ барои давраҳои гузариш, дар шароити вазъияти зудтағйирёбанда махсусан пурарзиш аст. Ленин аз тамоми омилҳои пурихтилоф моҳирона воқиф мегардид ва тамоюли асосиро муайян, вариантҳои эҳтимолии рафти воқеаҳоро пешбинӣ ва сиёсати самарабахшро муайян карда метавонист, ки ин санъати бузурги ӯ буда, бояд инро пайваста омӯзем.

Ин солгарди Владимир Ильич ба давраи басо пуршиддати дигаргунии бозсозӣ рост омад. Аз ин раванди дигаргуниҳо вазъияти ҷамъият бағоят пуршиддат гардид.

Бозсозӣ худи ҳаёти мо гашт. Вай маҷбур сохт, ки бисёр чизро, аз ҷумла гузаштаамонро низ аз нав дарк ва таҷдиди назар кунем. Одамон ба маъхазҳо муроҷиат мекунанд, мехоҳанд фаҳманд, ки ин чигуна ҷамъиятест, ки аз Инқилоби Кабир ба миён омаду акнун ба вай революцияи наве лозим шуд, ки барои худи ӯ ва барои тамоми ҷаҳон бештар аҳамият дошта бошад.

Ҳоло махсусан муҳим аст, ки мо ба ин сарфаҳм равем, зеро бозсозӣ дар таърихи асри XX аз худ ҳамчун воқеае дарак дод, ки онро метавон фақат бо миқёси инқилобҳои бузурги иҷтимоӣ чен кард.

Вале маҳз бинобар арзёбӣ кардани мақоми таърихии бозсозӣ, моҳияти иҷтимоии он, тамоюли таҳрифкории таълимоти Ленин равшану ошкоро зоҳир гардид. Хавфи он дар соддагироӣ кардани ин таълимот, дар истифодаи усули «курси мухтасар», вале бо акси мақсад. Мақсад аз ин усул бо Ленин айният додани Сталин, хати ботил кашидани тамоми таърихи мо, билкул хато шумориданӣ Инқилоби Октябрь ва тамоми оқибати он ва ҳатто дар назди халқ ва башарият ҷиноят донистани он мебошад.

Ҳамла ба Ленин аз ин тараф мавқеи консервативиро дар КПСС [illegible] зиёд мекунад. Бо ҳа[illegible] пинҳону ошкорои бозсозӣ имкон пайдо мекунанд, ки нақши наҷотдиҳандагонии «ленинизм»-ро ба ҷо оранд.

Оре, мо бояд Ленин, эҷодиёти назариявию сиёсии ӯро аз нав дарк намоем ва дар баробари ин ҳам аз таҳрифот ва ҳам аз қонуни таълимоти ӯ дур шавем.

Аз боқимондаи ганҷинаи интелектуалӣ, маданӣ, маънавӣ ҳамчун аносири фаъоли пешрафт ҷиҳатҳои замони пешинро ҷудо кардан лозим аст.

Вале нисбати Ленин беҳурма-

Меҳнаткашон барои ӯ як порча гиле набуданд, ки аз он метавон ҳар чизи дилхоҳро бисохт. Ва на эҳтиёҷмандони эҳсони болонишинон. Ба фикри Ленин революция ва социализм эҷодкории амалии худи омма аст.

Ин ғояи асосии Ленин мебошад. Мо аҳамияти онро махсусан мефаҳмем ва кӯшиш мекунем имрӯз, ки бозсозӣ тамоми ҷамъиятро бедор намудааст, вақте ки қонунияти нави тараққии он ба миён меояду ҳаёт масъалаҳои мураккабтаринеро пеш мегузорад, ки ҳар қадоми онҳоро бояд аксаран ба тарзи гуногун ҳал шавад, амалӣ намоем.

Бо вуҷуди ин ҳам сарзанишу гила мешунавем, ки гӯё ҳизб бидуни нақшаи муфассал роҳи бозсозиро пеш гирифта, тамоми оқибати онро пешакӣ андеша накард. Якеҳо мегӯянд, ки фалон корро бояд пештар мекардем, дигарон мегӯянд, ба фалон кор умуман даст задан лозим набуд ва ё бояд ин тавр неву он тавр мекардем. Ҳасрати муносибатҳои пештараи воридӣ зиндагии ҳақиқӣ намудани нақшаҳо, сарфи назар аз воқеият ба дӯши халқ гузоштани онҳо низ ба назар мерасад.

Ҳол он, ки мо дучори ҳамаи ин шуда будем ва маълум аст, ки он чи натиҷае бахшид. Нақшаҳоро ихтироъ намуда, ба дӯши ҷамъият мегузоштанд, он чи ки дар ин нақшаҳо ҷой намешуд, мебоист ҳамчун чизи бегонаю душманона нест карда мешуд. Тамоми вуҷуди ҷамъият, ки аз оксигену ҳаракат маҳрум шуда буд, барҷомонда мешуд. Ҳам идеяҳо, ғояҳо, ҳам психологияи ҷамъият ва шуури омма вайрон мешуд.

Мо роҳи бозсозиро пеш гирифта, бояд ин сабақро нагз дар хотир дошта бошем ва фирефтаи одати пештара нашавем, яъне дар кабинет нишаста нусхаҳое созем, ки моро аз ҳар дард даво бахшида, ҷамъиятро сиҳат мекарда бошанд. Мо ба нусхаҳои тайёр аз ҳад зиёд одат кардаем.

Умуман ҳасрати зиндагии номуташаккилро метавон фаҳмид: Мо баъди солҳои зиёди ҳукмронии низоми амрдиҳии маъмурӣ аз «дарди дастурдиҳӣ» аз одати як хел фикр кардан ва бо дастур амал кардан ҳеҷ шифо ёфта наметавонем.

Социализм эҷодкории амалии омма аст. Биёед сари ин муқарраротӣ маълум фикр кунем. Эҷодиёти омма он қадар гуногуну пешгӯинашаванда аст, ки дар чорчӯбаи ягон нақша намегунҷад. «...Вале, — гуфта буд Ленин, — ақли даҳҳо миллион нафар эҷодкорон назар ба пешгӯии бузург ва гениалитарин як чизи беандоза аълотаре ба вуҷуд меоварад». (ҷ. 26, саҳ. 496).

Бозсозӣ ба ҳар кас имкон медиҳад, ки ба сари худ бошад ва имконияти иштирокро дар таърих истифода намояд. Ва аҳамияти озодибахши он, имконияти бузурги тамоми мамлакат барои ниҳоят амалӣ намудани неруи тавонои худ дар ҳамин аст.

Нақшаю лоиҳаҳо лозиманд. Ва ҳоҷати исбот нест, ки Ленин ба онҳо то чӣ андоза аҳамияти зиёд медод. Вале онҳоро танҳо ба шарти натиҷаи дарки назариявии раванду амалиёти воқеии омма будаашон қобили ҳаёт ва самарабахш мешумурд.

Ӯ ҳизбро даъват менамуд, ки нияту барномаҳояшро бо умеду кайфияти халқ доимо қиёс кунад, вагарна ҳар сиёсати гӯё аз нигоҳи назариявӣ дуруст мета-

нандаи воқеаҳои он солҳо яке аз маҷлисҳои мақомоти болоии ҳизбиро баён карда, хабар медиҳад: аввал шояд, фақат Красин ва Цюрупа ба фикри Ленин пурра розӣ буданд. Ҳамаи дигарон ё хомӯш меистоданд ва ё исрор мекарданд. Ва Ленин ба ин чунин ҷавоб дод (иқтибос меорам): «Вақте ки ман ба чашмони шумо менигарам, гӯё ҳамаатон ба фикри ман розӣ ҳастед ва бале мегӯед, вақте, ки рӯямро он тараф мекунам, шумо не намегӯед.

— Шумо бо ман рустшавакон бозӣ мекунед. Ин тавр ки бошад иҷозат диҳед ман ҳам бо шумо яке аз бозиҳои дар парламентҳо маъмулро нишон диҳам. Вақте ки дар парламентҳо нисбат ба сардори ҳукумат изҳори нобоварӣ мешавад, вай истеъфо мехоҳад. Шумо дар давраи бастани сулҳи Брест изҳори нобоварӣ карда будед, гарчи ҳоло ҳатто нодонҳо мефаҳманд, ки сиёсати ман дуруст буд. Акнун шумо ба ман аз рӯи масъалаи сиёсати нави иқтисодӣ изҳори нобоварӣ мекунед. Ман аз ин хулосаҳои пазируфтаи парламентҳоро бароварда, истеъфономаи худро ба ду мақомоти олӣ КИМ-и Умумироссия ва Пленум месупорам...»

Дар ниҳояти кор хулосаҳои Ленин ва мантиқи зиндагӣ ғалаба кард: НЭП сиёсати ҳизб гардид.

Ленин ҳарчанд назарияро дӯст медошт, вале вақте ки ҳаёт тағйири нуқтаи назарро талаб мекард, аз баҳри ҳамаи қонуну қоидаҳо баромада ва догмаҳои гӯё муқаддасро сарфи назар карда он чиро бо роҳбарӣ мегирифт, ки ба қавли худаш «ҷони зиндаи» марксизм — таҳлили мушаххаси вазъияти мушаххасро ташкил медиҳад. (ҷ. 31, саҳ. 164).

Дар бораи сабақҳои Ленин фикр карда, бояд дар хотир дошт: ӯ дар айёми сахту ҳушунат зиндагӣ мекард, ки ба гуфти шоиронаи як коргари большевик ба революционерон, ҳатто ба инсондӯстони бузургтарини онҳо лозим меомад, ки «ҷон ба каф гирифта гарданд».

Имрӯз аксаран ба гӯш мерасад, ки магар оё Инқилоби Октябрь умуман лозим буд? Бо Инқилоби февраль қаноат кардани Россия беҳтар набуд? Чунин мулоҳизот нисбат ба гузашта бемаънӣ буда, одатан дар муборизаи ғоявии сиёсӣ мақсади авомфиребӣ доранд. Бинобар ин чораи онҳо фактҳост.

Инқилоби Февраль бешубҳа, калонтарин воқеаи таърихи ватани мост. Вале ин ҳамон фактест, ки ҳукумати буржуазии меньшевикҳо масъалаҳои асосии инқилоби Россияро на дар бораи сулҳ, на дар бораи нон ҳал карда тавонисту на дар бораи замин. Ба мамлакат фалокати умумимиллӣ таҳдид мекард. Ленин баъдтар чунин айбномаро, ки гӯё большевикҳо қасдан «мамлакатро оғӯштаи хун намудаанд», рад намуда, гуфта буд. «Агар шумо (яъне меньшевикон ва эсерҳо) ҳақиқатан ба ислоҳоти социалӣ шурӯъ менамудед, оё дар дунё ақаллан як нафар аҳмақе ёфт мешуд, ки ба революция азм кунад? Пас ба чӣ сабаб шумо ин корро накардед?» — пурсида буд Ленин (ҷ. 30, саҳ. 422).

Ленин бо ҳар роҳ кӯшиш менамуд, ки хонаҷангӣ нашавад. Большевикҳо дере нагузашта баъди исёни Корнилов ба партияҳои дигари социалистӣ чунин со-

ки ин роҳ ба куҷо мебарад? Ё ин ки онҳо бошуурона харҷу марҷ ва харобӣ мехоста бошанд?!

Бо амри мантиқи хирад амал бояд кард: ҳокимият бояд дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёт ислоҳотро вусъат диҳад, барои муттаҳидии ҷамъият шароит муҳайё кунад, қонунро қатъӣ муҳофизат намояд. Вале авомфиребӣ, суистифодаи демократия ва ошкорбаёнӣ мардумро фақат ба рафтору кирдори харобиовар тела медиҳад.

Ҳамаи ин боиси чӣ шуданаш мумкин аст? Барои дар мамлакати мо барин мамлакат бо сиёсат машғул шудан таърихи худро хуб донистан лозим аст.

Рафиқон! Агар мо ба эволюцияи ақидаҳои Ленин дар бораи социализм рӯ орем, аз баҳсу мунозираҳои ҳозира дар бораи социализм, аз ҷустуҷӯи симои вай бисёр чизҳоро беҳтар фаҳмида метавонем.

Ленин дар парвози хаёлоти оянда, дар тасвири шаклҳои муайяни оянда аз Маркс эҳтиёткорӣ ва ҳисси масъулиятро касб кардааст, гарчанде дар ҳаракати коргарӣ фишори баъзе унсурон ҳамеша ҳис мешуд, ки онҳо мегуфтанд: ба мо идеали мушаххас, симои ҷамъиятеро тасвир намоед, ки баҳри он мубориза мебарем. Бояд рӯирост гуфт, ки дар асари барҷастаи Ленин «Давлат ва революция», ки дар арафаи октябрь навишта шудааст, ҳис карда мешавад, ки ин асар барои равшан кардани тасаввури аз бисёр ҷиҳат муҷаррадӣ назариявии омма дар бораи социализм таълиф шудааст. Вале баҳори соли 1918 В. И. Ленин дар «Вазифаҳои навбатии ҳокимияти советӣ», ки ин вақт вай таҷрибаи муайяни амалии инқилобро дошту сабақҳои муҳими онро ба эътибор гирифта метавонист дар бораи социализм ба тарзи нав мулоҳиза меронад.

Беҳуда нест, ки зимни гузаштан ба сиёсати нави иқтисодӣ Ленин ба ин китобча ва ба мақолаҳое истинод мекард, ки моҳҳои март—маи соли 1918 навишта шудаанд. Ӯ худи ҳамон вақт таъкид мекард, ки дар мунозира бо коммунистони чап зарурати ҷустуҷӯи усулҳои «ислоҳотчиёна» ва «тадриҷии» сохтмони иқтисодӣ ва шаклҳои ба социализм гузаштанро ҷустуҷӯ дошт (Куллиёт, ҷ. 43, с. 205—207) (ҷ. 44, с. 197, 225, ҷ. 44, с. 156 221, 225). Ин факт реализми Ленинро бори дигар исбот менамояд, ки ба вай чун ба сиёсатмадор ва назариётчӣ хос буд. Вай на дар бораи «ҷорӣ кардани социализм» ба воситаи зӯран илқо кардани «доктрина», балки дар бораи ташкили ҳаёт ва идораи мамлакат дар шароити тамоман нави муҳайёкардаи инқилоб, дар бораи манфиати муҳимтарини халқ андеша меронд.

Ҷанги гражданӣ роҳҳои сӯи ҷамъияти навро ҷустани вайро қатъ карда, рафти воқеии ҳодисаҳо умедеро барбод дод, ки якуякбора ворди коммунизм шудан мумкин бошад.

Сарвати асосии афкори Ленин дар бораи социализм, саҳми асосии вай ба тадқиқи идеяи социалистӣ дар асарҳояш ва дар сиёсати вобаста ба НЭП ва, албатта, дар «васияташ» маҳфуз аст. Маҳз аз ҳамин ҷо марҳилаи нави кори Ленин дар роҳи тадқиқи назарияи социализм сар мешавад.

Барои сарфаҳм рафтан ба о-

дуруст» бо тамоми деҳқонон аз ҳамин ҷо бармеояд. Кӯшиши ба тарафи ҳокимияти нав ҷалб кардани зиёиён ва мутахассисон, ҷалб кардани ҳамаи онҳое ки бо ҳокимияти халқ муросо кардан мехостанд, аз ҳамин ҷо бармеояд. Идеяи ҳатман аз бар кардани ҳамаи комёбиҳои тамаддуни ҷаҳонӣ ба ҳамин асос ёфтааст. На ин ки муборизаи сиёсӣ, балки кори мунтазами «маданиро», ки ҳам муносибатҳои байни синфҳо, ҳам иқтисодиёт, ҳам худи маданиятро дар бар мегирифта бошад, ба ҳамин кӯшиш асос ёфтааст. Талаби исроркоронаи ёд гирифтани истифодаи бозор, савдо, молия, капитал, аз ҷумла капитали хориҷӣ ба воситаи концессияҳо низ аз ҳамин ҷо бармеояд. Кӯшишҳои созиш кардан бо ҳамон унсурони ҳаракати коргарии байналхалқӣ, ки инқилоби октябрро нораво медонистанд, аз ҳамин ҷо бармеояд. Дар назар доштани ҳамзистӣ бо унсурони сулҳхоҳи олами буржуазии ғарб ба ҳамин кӯшиш асос ёфтааст.

Аслан сухан аз инқилоб дар дохили инқилоб, шояд аз инқилобе мерафт, ки назар ба инқилоби октябрь мукаммалтар бошад ва он бояд инқилоби осоишта буда, пешомади дар асоси **социалистӣ тадриҷан ислоҳ шудани ҷамъиятро муҳайё мекарда бошад, ки ин махсусан муҳим буд.**

Идеяи «сулҳи гражданиро» маҳз ҳамин тавр тафсир кардан мумкин аст, ки масъалаи онро Ленин соли 1921 ба миён гузошта, онро на фақат бо пешомади тараққиёти мамлакат, балки бо сиёсати ҷаҳонӣ ҳам бевосита алоқаманд карда буд (Куллиёт. ҷ. 44, с. 78, 80).

Мутаассифона, Ленин чун бинокори ҷамъияти нав дар шароити осоишта фурсати хеле кӯтоҳ дошт. Ақидаи худро дар бораи социализм куллан тағйир додани Ленинро ҳамсафонаш бояду шояд нафаҳмиданд ва қадр накарданд. Баъзе маслиҳатҳои охирини вай, ки истифодаи онҳо ба тамоми тараққиёти баъдинаи мамлакат ва ба худи тақдири социализм таъсири ҳалкунанда расонда метавонистанд, ба эътибор гирифта нашуданд. Ин боиси таҳрифот ва фоҷиаҳои бисёре гардид.

Албатта, касе ният надорад, ки вазифаҳои дар охири ҳаёти худ додаи Ленинро дар замони мо, дар рафти бозсозӣ татбиқ карда, идеяҳои вайро бароямон дастури бевосита донад. Вале миқёсу характер ва усулҳои тафаккури вай ба вазифаҳои ҳозира монанданд.

Ҷиҳати умумию принципии масъала ҳамин аст, ки ҳозир ҳам мисли ҳамон вақт сухан аз инқилоби дохили инқилоб, аз роҳи реалистонаи сӯи ҷамъияти нав, аз шаклҳои самарабахши тараққиёти социалистӣ меравад.

Маҳз бинобар ҳамин мо зимни мулоҳиза рондан дар бораи бозсозӣ ва сар кардани он қабл аз ҳама ба асарҳои охирини Ленин рӯ овардем. Аз ин асарҳо дилпурӣ ҳосил кардем, ки роҳи дурустро пеш хоҳем гирифт, гарчанде ин роҳи душвор аст. Сиёсати воқеии бозсозиро бошад, албатта, шароити мушаххаси мо муайян мекард. Бо вуҷуди ҳамин на фақат принципҳо, балки аз рӯи самтҳои асосии дигаргунсозӣ ҳам тадбирҳои моро бо тадбирҳои замони Ленин қиёс кардан, равост, зе-

тамоми гӯшаҳои давлати шӯравӣ расонд. Дар органҳои ҳокимияти шӯравӣ одамони нав пайдо шуданд, ҳайати депутатҳо нав шуд. Вай бояд вазифаҳои бозсозиро дар ҳамкории бевосита бо интихобкунандагон иҷро намояд.

Дар ин бобат ҳам мо роҳи дурустро пеш гирифтаем. Вале вазъиятро содда гумон кардан нашояд. Ба шӯроҳои бисёре одамоне роҳбар шудаанд, ки сиёсатро чандон хуб намедонанд, дар ташкили хоҷагӣ ҳам таҷриба надоранд, ва ҳамаи ин масъалаҳоро ҳанӯз дуруст намедонанд, барои корҳои қаламравашон пурра масъулият ҳис накардаанд. Чунонки аз рӯи аломатҳои бисёре дида мешавад, дар шӯроҳои нав на ҳама фаҳмидаанд, ки давраи интихобот ва маъракаи митингбозӣ гузаштааст. Мардум мунтазири қарордоду корҳои конкретист. Агар ба қавли Ленин гӯем, «бо интизоми оҳанин дар вақти меҳнат, бо бечунучаро итоат намудан ба иродаи як шахс, ба иродаи роҳбари советӣ дар вақти меҳнат пайвастани демократизми митингузаронии оммаи меҳнаткашонро, ки мисли обхези фасли баҳорон ҷӯш ва мавҷ зада, лабрез мешавад, ёд гирифтан лозим аст». (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 27, с. 286). Кори душворе дар пеш аст.

Қонуни худидораи маҳаллӣ ба шӯроҳо асоси моддии фаъолияти мустақилона ва ҳақиқатан давлатӣ мебахшад. Шӯроҳо бояд қувваи ҳақиқатан ҳам обрӯманду фаъоле гарданд, ки мардум ба вай бовар кунад ва дар муҳофизати манфиати худ, дар ҳифзи ҳуқуқҳои худ, дар ҳалли масъалаҳои дерина ба вай такя кунанд.

Муҳимаш ин аст, ки шӯроҳо зимни пойдор гардондани мустақилияташон худро дар баробари ҳамин ҳалқаҳои ҷудогонаи системаи ягона шуморанд, ба ёрию мадад ва диққату илтифот умед баста тавонанд.

Хулласи калом, мо дар шароити нав бояд рӯҳи ҳақиқатан ленинии ҳокимияти шӯравӣ — рӯҳи ҳокимияти демократитарин ва самарабахштарини адокунандаи хизмати халқро эҳё кунем.

Сохти федеративии давлати сермиллат унсури сеюми ҳалкунандаи ҷамъияти нави мамлакати мост. Таҷрибаи Ленин, аз ҷумла тағйири ақидаҳои вай дар бораи ин масъалаи барои инқилоби Россия муҳимтарин ҳам дар ин бобат бисёр ҷиҳатҳои ибратбахш дорад.

Ленин ҳам мисли аксарияти марксистҳо тамоюли муттаҳидиро, ки капитализм ба миён гузошта буд, пеш аз ҷанги ҷаҳонӣ тамоюли аз ҷиҳати иқтисодӣ пешқадам дониста, дар бораи федерация ва децентрализация фикри манфӣ дошт (Куллиёт, ҷ. 24, с. 143). Дар ин ҳол вай ҳуқуқи ҷудошавии онҳоеро ҳамеша қатъиян тарафдорӣ мекард, ки дар ҳайати давлати мутамарказ мондан намехоҳанд.

Вале вобаста ба ҳаракатҳои миллие, ки замони ҷанг ва хусусан баъди сар шудани инқилоби Россия авҷ гирифт. Ленин нуқтаи назарашро қатъиян тағйир медиҳад.

Ба фикрам, ин тағйири нуқтаи назари ӯро дар бораи сохтмони миллӣ дар баробари сулҳи Брест ва НЭП аз ҷумлаи кашфиёти бузурги Ленин донистан лозим аст. Чунонки маълум аст, аз рӯи ин масъала ҳам нафақат бо рақибон, балки бо ҳамсафон ҳам то рӯзҳои охирин муборизаи шадид бурдан лозим меомад.

Ғалабаи Октябрь ҳалли масъалаи худмуайянкуниро тақозо кард. Ҳамзистии миллату халқи-

Албатта дар ин шароит ҳам мамлакат дар ҳаёти миллии халқҳои бисёр ба натиҷаҳои ҳайратангез ноил гашт.

Мо дар нақшаҳои ҳозираамон ба ин такя карда метавонем, вале нописандии қонунҳои тараққиёти миллӣ масъалаҳои бисёрро ғун кард, ки дар ниҳояти кор дар хамгашти хавфноки таърихи он шуданд.

Ҳозир дар мамлакат ҷустуҷӯи бағоят душвор авҷ дорад. вақтҳои охир бисёр корҳоро андеша кардан муяссар гардид. Партия платформаи сиёсати миллии шароити ҳозираро пешниҳод кард. Анҷумани депутатҳои халқ, Шӯрои Олӣ ба қабули чунин қарорҳои ҳаётан муҳим ба мисли Қонуни забон, мустақилияти иқтисодӣ камар бастанд. Қонуни тартиби аз СССР баромадан қабул карда шуд. Шартномаи иттифоқӣ нав карда мешавад. Ҳозир эҳтимол марҳалаи масъулиятноктарини эҷоди Қонун аст. ки ба тақдири Федерацияи Шӯравӣ алоқа дорад.

Ғояи Ленин дар бораи Федерация, навъҳои он, дараҷаи робитаи ҳамдигарӣ калиди ҷустуҷӯи ҳозираи мост, мо дилпурем ки дар ниҳояти кор созгор гардондани муносибатҳои ҳамдигарии миллатҳо муяссар мешавад. На ин ин ки кирдорҳои ҷудоихоҳию ифроткорӣ, ки мо дар ҷамоҳири соҳили Балтика, Закавказия ва як қатор минтақаҳои дигари СССР дучор омадем, балки фақат кори оромонаю оқилона аз рӯи қонун моро ба мақсаде мерасонад. ки манфиатҳои куллии ҳамаи миллатҳоро қонеъ гардонда, иттиҳоди бузурги сермиллати моро боз рӯҳи тоза мебахшад.

Рафиқон! Дар ҷамъияти наве, ки мо ба туфайли бозсозӣ ба он мерасем, **бояд партияи** наву **ислоҳшудаи коммунистӣ** амал кунад.

Мо дар арафаи анҷумани XXVIII КПСС мебошем. Худи таърих дар масъалаи партия низ зарурати гардишеро тақозо мекунад, ки аз ҷиҳати аҳамият бо ташкили партияи «хели нав» бо роҳбарии Ленин баробар аст. Гузоришномаи КМ КПСС, лоиҳаи Оинннома, ки ҳоло коммунистон ва умуман тамоми ҷамъият бо ҷӯшу хурӯш ва бо назари танқидӣ муҳокима менамоянд ба ҳамин марҳалаи тамоман нави тараққиёти Партияи Коммунистӣ ибтидо гузоштанд.

Ин гуна гузориши масъаларо бо анъанаи ленинии партиявӣ чӣ алоқаманд мегардонад? Пеш аз ҳама вобастагии тараққии партия ба тағйироти вазъи объективии мамлакат ва тамоми ҷаҳон дар худи ҳамон анҷумани X РКП (б), ки мо онро одатан фақат ба муносибати резолюция дар бораи ягонагии партия ба хотир меоварем, резолюцияи дигар «Оид ба масъалаҳои сохтмони партиявӣ» қабул шуда буд.

Дар он имконияти «шакли мутлақо дурусту барои ҳамаи зинаҳои равиши инқилобӣ мувофиқи ташкилоти партиявӣ, инчунин усулҳои кори он низ рад карда мешуд. Баръакс гуфта мешуд дар он, шакли ташкилот ва усулҳо кор умуман аз рӯи хусусиятҳои ҳамин вазъияти мушаххаси таърихӣ ва хулосаҳое, ки аз худи ҳамин вазъият бевосита бармеоянд, муайян карда мешаванд». (КПСС дар резолюцияҳо... (нашри 9-ум, ҷилди 2, саҳ. 323).

Баробари давраи осоишта, баъди ҷангӣ гражданӣ ба ҳолати нав гузаштани партия алалхусус душвор шуда монд. Ин беҳуда нест, зеро партия ба ҳокимияти давлатӣ, боз ба ҳокимияти ба диктатураи пролетариат

гирии оммаи васеъ гардида тавонист. Ленин мегуфт, ки халқ на «ба сабаби моҳирона будани агитацияи большевикон аз паси онҳо рафт. Не, гап дар он аст, ки агитацияи большевикон ҳаққонӣ мебошад», (ҷ. 30, саҳ. 324). Инқилоби Февраль бисёр сиёсатмадорон ва авомфиребонро ба арсаи ҳаёти сиёсӣ баровард, ки онҳо на ин ки аз мусибатҳои мамлакат дар ташвиш буданд, балки барои мансаби сиёсӣ кибру ғурур ва ҷидду ҷаҳди шахсӣ доштанд, ба сари коргарон, деҳқонон, аскарон миллионҳо калимаҳои пурдабдабаю тавсифкунандаи «халқи кабир», «халқи озодибахш», борида, онҳоро гаранг мекарданд.

Истифода бурдан аз савияи пасти сиёсии омма ва бо фиребдиҳӣ, хушомадгӯӣ, суханпардозӣ, ваъдаҳои аз ҳад зиёд, садақаҳои ночиз, рӯирост ба сӯи худ майл кунондани одамон (ҷ. 2, саҳ. 48) — Ленин ҳамаи инро рад кард. «Мо қаллоб нестем, — гуфт вай... ягона чизе, ки ҳама «революцияҳоро ба ҳалокат мерасонд, ҷумлапардозӣ буд. сухани хушомадгӯёна буд ба халқи революционӣ тамоми марксизм ба ҷумлапардозии революционӣ, хусусан дар чунин як лаҳзае, ки вай бисёр маъмул аст, дода нашуданро таълим медиҳад»... (ҷ. 36, саҳ. 45, 48).

Ниҳоят чӣ шуд? Аз февраль то октябрь, дар шароити озодии мутлақи интихоб ва мусобиқаи сахти партияҳои бисёр партияи большевикӣ соҳиби аз даҳҳо ҳазор то ба садҳо ҳазор аъзо шуда даҳҳо миллион касро аз паси худ бурд»

Аз нигоҳи маҳорати мубориза барои таъсиррасонӣ ба омма тағйироти имрӯзаи ҳаёти мамлакат аз партия талаб мекунад. ки аз ҷиҳати сиёсӣ бештар фаъол бошад. Санъати большевикиро дар бобати ба ҳаққонияти кори худ бовар кунондани халқ аз нав зинда гардонда, бо ҳар касе бошад, мусобиқа карда, набояд шикоят намуд, ки гӯё «дастгирӣ накарда мондед», тақдирро ба дасти издиҳом додед», «аз ташкилотҳои ғайрирасмӣ ҳимоя намекунед», ва ғайраҳо, инчунин дар айни замон ба коалицияҳои сиёсӣ ва созишҳо, ба ҳамкории доимӣ бо ҳаракатҳои гуногуни ҷамъиятӣ бояд тайёр шуд.

КПСС аз вазифаҳои идоракунӣ дасткашида, аз масъулияти вазъи кори мамлакат халос намешавад. Халқ кори онро на фақат аз рӯи шиорҳо, платформаҳо, қарорҳо ва даъватҳо, балки пеш аз ҳама аз рӯи сифату натиҷаҳои кори коммунистони коллективҳои меҳнатӣ, ҳамаи ҷузъҳои сиёсӣ, маданӣ, маъмурӣ, хоҷагии ҷамъият арзёбӣ мекунад.

Рафиқон! Баҳсу мунозирае, ки дар ҷамъият авҷ гирифт, ҳам асосҳои назариявӣ, ҳам идеологии партияро фаро гирифтанд. Албатта, масъалаи **ленинизм низ** мавзӯи баҳсу мунозира шуда монд. Баъзеҳо аз мавқеи нигилистӣ ва ба фикри ман, ҳатто аз мавқеи таҷовузкорӣ баҳсу мунозира мекунанд.

Ҳозир равшан аст, ки истифодаи шакли кӯр-кӯрона, догматикии ин марҳум дар таъбире, ки дар амал аз Сталин мерос мондааст, қобили қабул нест. Маҳз ҳамин муносибати ҳаннотона, ҳатто риёкоронаро ба ленинизм ба миён овард. Аксарияти одамони дур аз назария онро як навъ «дине», пиндоштанд, ки аз мазмуни он на ҳама вақт андеша мекарданд.

Худи истилоҳи ленинизм дар муҳити меньшевикӣ чанде пеш аз соли 1917 пайдо шуд. Ҷолиби қайд аст, ки ба ҳамин тариқ ақидаи Ленинро ба марксизм му-

тани он мебошад.

Ҳамла ба Ленин аз ин тараф мавҷи консервативиро дар КПСС [illegible] зиёд мекунад. Бо ҳа[illegible] душманони пинҳону ошкори бозсозӣ имкон пайдо мекунанд, ки нақши наҷотдиҳандагони «ленинизм»-ро ба ҷо оранд.

Оре, мо бояд Ленин, эҷодиёти назариявию сиёсии ӯро аз нав дарк намоем ва дар баробари ин ҳам аз таҳрифот ва ҳам аз қонуни таълимоти ӯ дур шавем.

Аз боқимондаи ганҷинаи интелектуалӣ, маданӣ, маънавӣ ҳамчун аносири фаъоли пешрафт ҷиҳатҳои замони пешинро ҷудо кардан лозим аст.

Вале нисбати Ленин беҳурматӣ кардан қобили қабул нест. Тӯҳмати ғаразомез, аслан мешанӣ дар ҳаққи ӯ ҳамчун инсон камоли беадабӣ ва бемаънигист. Кӯшишҳои зери шубҳа гузоштани наҷобати мақсаду фикри поки ӯ ба ҷуз ҳарзагӯӣ чизи дигаре нест.

Оре, вақти бо ин тариқ аз бемулоҳиза то бемаънигӣ вирди забон кардани ному симои Ленин, ки ба ӯ саҷда меоғарданд, хотима додан лозим аст ва акнун мо хуб медонем, ки барои чӣ ин тавр карда мешуд. Вале мо таҳқири номи Ленинро, дар кадом чизе зуҳур наёбад ва дар куҷое, дар мамлакати мо ва ё дар хориҷа рӯй надиҳад, қатъиян маҳкум мекунем.

Агар мо аз идроки оддии Ленин ҳарчи зудтар даст кашем, ба шаҳомати ӯ ҳамон қадар беҳтар сарфаҳм меравем, ҳамон қадар беҳтар мефаҳмем, ки ӯ муосири мо буда, ба мо зарур аст. Гарчи ин осон нест, зеро чунин симои доҳӣ, таи даҳсолаҳо шакл мегирифт ва қасдан барои сиёсату идеологияи муайян ҷорӣ карда мешуд. Вале бо ин баҳона рӯ гардондан аз Ленини ҳақиқӣ теша задан ба решаҳои ҷамъият ва давлат буда, ақлу қалби наслҳои ҷойгирро пуч ва сард месозад.

Муҳофизати Ленин саҷда овардан ба худо нест. Мо Ленинро муҳофизат намуда дастовардҳои наслҳои одамони Шӯравиро ба қадри кофӣ қадр мекунем, ҷустуҷӯи имрӯзаамон, оянда социалистиамонро ҳифз мекунем.

Давраи пурҷӯшу хурӯш, ихтилофнок, қаҳрамонона ва фоҷиавии Ленин паси сар шуд. Вай чизи гузашта, таърихи мо гардид. Ин таърихи аз афсонаю дурӯғ покро бояд донист. Вай ибратбахш буда, барои ташаккули маданияти сиёсию маънавии гражданинҳои мо, ки дар доҷишу эътиқоди шуурнок — ватандӯстӣ ва интернационализм қарор гирифтааст, зарур аст.

Ленин суханони бодабдабаро дар бораи ватандӯстӣ намеписандид. Ӯ ба мо ибрати бемисли сиёсию маънавӣ, яъне чӣ тавр ба ҳам пайвастани ватандӯстӣ ва интернационализмро боқӣ гузошт. Душмани ашаддии ҳар гуна такаббури миллӣ ва зуҳуроти шовинистӣ буд. Ва вақте, ки лозим омад, чунин суханони машҳури худро баён намуд, ки мақсади ҳақиқии ифтихори миллии великоросҳо чист (ч. 21, саҳ. 95—99).

Ленини дворянин ва зиёӣ бо он ки худро бо халқ баробар медонист ҳамаро ба ҳайрат мегузошт.

[illegible] мияти озодибахши он, имконияти бузурги тамоми мамлакат барои ниҳоят амалӣ намудани нерӯи тавонони худ дар ҳамин аст.

Нақшаю лоиҳаҳо лозиманд. Ва ҳоҷати исбот нест, ки Ленин ба онҳо то чӣ андоза аҳамияти зиёд медод. Вале онҳоро танҳо ба шарти натиҷаи дарки назариявии равонду амалиёти воқеии омма буданашон қобили ҳаёт ва самарабахш мешумурд.

Ӯ ҳизбро даъват менамуд, ки нияту барномаҳояшро бо умеду кайфияти халқ доимо қиёс кунад, вагарна ҳар сиёсати гӯё аз нигоҳи назариявӣ дуруст метавонад беасос шавад. Ва огоҳ... мекард, ки «...агар маслиҳатҳои партияҳо ва сабақҳои таҷрибаи ҳаёти худи миллион — миллион одамон мувофиқ набошанд, ин одамон ҳеҷ вақт ба он маслиҳатҳо гӯш намеандозанд» (ч. 24, саҳ. 53).

Бинобар ин марксизм барои Ленин ҳаргиз догма набуд. Ӯ дар худи оғози фаъолияташ навишта буд: гап дар сари на «хулосаҳои пештараро азёд такрор кардан аст», ки классикҳо барорварда буданд, балки дар «истифодаи усулҳои таҳқиқи марксистӣ — барои таҳлили вазъияти нави сиёсӣ аст» (ч. 6, саҳ. 472). Асоси фаҳмидани он дигаргуниҳои калоне, ки Ленин дар давраҳои тағйирёбандаи рафти таърих ба миён овард, дар ҳамин аст.

Ҳар кадоми ин дигаргуниҳо бо душворӣ даст медод. Ба вай лозим меомад, ки на фақат худ ба худ, на фақат бо душманони сиёсӣ мубориза барад, балки фишори сахттарини рафиқони партиявиашро низ ҳис кунад, ки Ленинро гоҳ ба «фаромӯш кардани принципҳо» ва гоҳ ҳатто ба «дур шудан аз марксизм» таъна мекарданд. Ленин ба онҳо ҷавоб дода, навишта буд: «Агар чархи таърих назар ба назардошти мо дигархелтар, аҷоибтар, махсустар мегашта бошад», ба ҳамон «большевикони кӯҳна», ки ба ҷои омӯхтани хусусияти ба худ хоси воқеияти нави мавҷуда формулаи бамаънӣ азёд кардашударо такрор намуда, дар таърихи партияи мо борҳо роли ғамангез боқӣ кардаанд, монанд шудан» нашояд. (ч. 24, саҳ. 26). Ин зотҳоро, илова менамуд Ленин «ба архиви чизҳои» нодири «большевикии» пешазреволюционӣ (гуфтан мумкин аст ба архиви «большевикони кӯҳна») супурдан лозим аст». (дар ҳамон ҷо, саҳ. 27).

Ленин олуфтаҳои худписанди революцияро сахт масхара карда, огоҳ менамуд: «...агар революция ин гуна одамонро ҷиддӣ ҳисоб мекард, вай ноумедона ва тамоман барҳақ ба ҳалокат мерасид». (ч. 27, саҳ. 462).

Ман дар ин қисми суханам қасдан бисёр иқтибос меорам, ки худи сабақи гуфтори Ленинро аз рӯи мавзӯи бароямон ин қадар муҳим ҳис кунем.

Ба Ленин лозим меомад, ки ҳангоми сар задани душвориҳо ҳатто бо ҳамкасбонаш ихтилофот кунад, ба таври ультимативона зидди фикри аксарият бароянд. Сулҳи Брест мисоли классикист. Ҳангоми пеш гирифтани НЭП вазъият аз ин ҳам пуршиддаттар гардида буд. Иштирокку[...]

[...] большевикҳо қасдан [illegible]ро оғуштаи хун намудаанд», рад намуда, гуфта буд. «Агар шумо (яъне меньшевикон ва эсерҳо) ҳақиқатан ба ислоҳоти социалӣ шурӯъ менамудед, оё дар дунё ақаллан як нафар аҳмақе ёфт мешуд, ки ба революция азм кунад? Пас ба чӣ сабаб шумо ин корро накардед?» — пурсида буд Ленин (ч. 30, саҳ. 422).

Ленин бо ҳар роҳ кӯшиш менамуд, ки хонаҷангӣ нашавад. Большевикҳо дере нагузашта баъди исёни Корнилов ба партияҳои дигари социалистӣ чунин созишро пешниҳод намуданд: «Большевикон даъвои дар ҳукумат иштирок кардан надоранд» ва «аз фавран пешниҳод кардани талаби ба пролетариат ва деҳқонони камбағал гузаштани ҳокимият, аз методҳои революционии мубориза барои ин талаб даст мекашидаанд». Меншевикон ва эсерҳо бошанд бе иштироки партияҳои буржуазӣ, ҳукумати дар назди Советҳо комилан ва тамоман ҷавобгаре «ташкил медоданд...» ва ин «ҳаракати осоиштаи революцияро ба пеш, хушӣ ба хушӣ барҳам хӯрдани муборизаи партиявии дохили Советҳоро» таъмин мекард. (ч. 25, саҳ. 336—337).

Бояд ҳамаи инро хотирнишон созем, — зеро имрӯз — якеҳо бинобар надонистан ва дигарон қасдан — аз силсилаи воқеаҳо лаҳзаҳо, фактҳо, ҳуҷҷатҳоро интихоб намуда, Ленинро ба зӯроварӣ ташбеҳ медиҳанд. Ленин ҳамеша кӯшиш менамуд, ки имконияти қарорҳои сиёсиро пурра истифода намояд. Ҳатто дар борои «назарияи созишҳои» Ленин сухан меронданд. «Дар идеали мо ба зӯрӣ бар одамон роҳ дода намешавад». (ч. 23, саҳ. 66). Ин суханони Ленин аст. Ҳамаи онҳое, ки Ленинро ҳақиқатан фаҳмиданианд, бояд ба ҳамин сарфаҳм раванд.

Мисоли мазкур на фақат рӯ овардан ба фактҳои воқеии таърих, на фақат дарки Ленин аст. Ин барои мо имрӯз аз ҷиҳати дигар ҳам басо муҳим мебошад.

Дар мамлакат инқилоб дар авҷ буда, кишвари мо боз як ағбаи баланди таърихашро паси сар карда, адолату беҳбудиро меҷӯяд. Сиёсати бозсозӣ, ки КПСС ба миён гузоштааст, ба аксарияти халқ илҳом бахшидааст, ба вазифаҳои инқилобие муносиб аст, ки объективан дар назди ҷамъият истодаанд. Усулҳои ин сиёсат ба он нигаронда шудаанд, ки рафти пуравҷи дигаргунсозии куллии мамлакат дар доираи процесси демократӣ, дар асоси ризоият ва муттаҳидии халқ сурат гирифта, пеши роҳи харҷу марҷ ва ҷанҷоли байни миллатҳо баста шавад, ки он боиси зӯроварӣ, қурбонӣ ва хунрезӣ шуданаш мумкин аст. Мутаассифона, мо ба оқибати вазнини он дучор омадаем.

Инак ман дар ҳамин вазъият чунин савол медиҳам: онҳое ки аз шабаҳи ҷанги гражданӣ доимо сухан ронда, мардумро аслан ба ҳамин фикр одат кунонда, дар ҷамъият ва байни миллатҳо тухми низою нифоқ, оштинопазирӣ, кинаю адоват кошта, ҳамаро саросар «душман» тасвир менамоянд, оё мефаҳманд,

ҷамъияти навро ҷустани вайро[...] қатъ карда, рафти воқеии ҳодисаҳо умедеро барбод дод, ки якуякбора вориди коммунизм шудан мумкин бошад.

Сарвати асосии афкори Ленин дар бораи социализм, саҳми асосии вай ба тадқиқи идеяи социалистӣ дар асарҳояш ва дар сиёсати вобаста ба НЭП ва, албатта, дар «васияташ» маҳфуз аст. Маҳз аз ҳамин ҷо марҳилаи нави кори Ленин дар роҳи тадқиқи назарияи социализм сар мешавад.

Барои сарфаҳм рафтан ба он ки фикри вай зимни таҳлили таҷрибаи андӯхта ва вазъи воқеии ҷамъияту кайфияти ҳоли омма ба куҷо нигаронда шуда буд, шояд боз бисёр кӯшишу ғайрати зеҳниро ба кор бурдан лозим шавад. Мо бояд мантиқи мулоҳизаронӣ ва хулосаҳои вайро аз нуқтаи назари таърихӣ аниқу дақиқ тасвир намоем.

Чунонки маълум аст, Ленин баъдтар кӯшиши «бевосита ба истеҳсолот ва тақсимоти коммунистӣ» гузаштанро (Куллиёт, ч. 44, с. 157, 151) хато номида буд. Вале саволе ба миён меояд: оё ин нисбат ба сиёсате гуфта шудааст, ки солҳои 1918—1920 пеш гирифта мешуд? Вале ин сиёсатро қабл аз ҳама шароити ҷанги бераҳмонатарини гражданӣ ва интервенцияи хориҷӣ, харобӣ, гуруснагӣ, хавфи пурра хароб шудани робитаҳои ҷамъиятӣ тақозо мекард, ки инро худи Ленин борҳо гуфтааст. Ё ин ки сухан аз ягон масъалаи дигари калонтаре мерафт? Шояд Ленин дар бораи тамоми концепцияи аз капитализм ба социализм гузаштан мулоҳиза ронда бошад, чунонки ин концепция баъди Маркс ташаккул ёфта буд.

Ленин дар ин роҳ кори азимеро анҷом дод, гарчанде барои таълифи концепцияи томи дар Россия ба ҷамъияти нав гузаштан фурсат наёфт. Вале вақти он расидааст вобаста ба тамоми муборизаи сиёсии ҳамонвақта дар партия ва ҷамъият бори дигар мулоҳиза кунем, ки оё НЭП барояш фақат тактикаи нафасросткунӣ буд ё ин тарзи андешидаи мақоми Октябрь ва Россияи нав дар тақдири тамаддуни ҷаҳон, оё ба идеяи социалистӣ бахшидани мазмуни нав буд, ки ҳамон вақт умеди ғалабаи «инқилоби ҷаҳонӣ» ҷомаи амал напӯшид.

Агар ба ҳамаи он чи ки Ленин солҳои охири ҳаёташ иҷро мекард, менавишт, танқид мекард, муқобилаш мубориза мебурд, қабулашро исрор мекард, назари нав андозем ва ҷиҳатҳои муҳими ҳамаи инро муайян кардан шавем, шояд чунин гуфтан раво бошад: ин ҷустуҷӯи фаҳмиши нави социализм ва муттаҳид кардани одамони бо ҳукми бераҳмӣ ва кинаю адоват аз ҳам ҷудо, ба бунёдкорӣ ҷалб намудани онҳо ё, чунонки ҳозир мегӯем, кӯшиши муттаҳид намудани ҳамаи онҳое буд, ки дар кӯшиши муқаррар шудани адолати иҷтимоӣ ва беҳбудии аҳли меҳнат, дар роҳи тараққиёти тамаддуни Россия иштирок кардан ё лоақал ёрӣ расондан мехоҳанд.

Идеяи алоқа ва «муносибатҳои

[...] Маҳз бинобар ҳамин мо зимни мулоҳиза рондан дар бораи бозсозӣ ва сар кардани он қабл аз ҳама ба асарҳои охирини Ленин рӯ овардем. Аз ин асарҳо дилпурӣ ҳосил кардем, ки роҳи дурустро пеш хоҳем гирифт, гарчанде ин роҳи душвор аст. Сиёсати воқеии бозсозиро бошад, албатта, шароити мушаххаси мо муайян мекард. Бо вуҷуди ҳамин на фақат принципан, балки аз рӯи самтҳои асосии дигаргунсозӣ ҳам тадбирҳои моро бо тадбирҳои замони Ленин қиёс кардан равост, зеро сухан аз марҳалаи гузариш, аз ҷамъияти нав меравад. Чунонки ҳамон вақт буд, ҳозир ҳам масъала ҷиддист: иқтисодиёти нав лозим аст, системаи сиёсиро дигаргун сохтан, давлати ҳақиқатан федералӣ лозим аст.

Ҳозир тамоми партия бо ин масъалаҳо машғул аст. Шӯрои Олӣ, президент, ҳукумат бо ин масъалаҳо машғуланд. Муайян намудани сиёсати самарабахши иқтисодӣ ва равнақи тиҷорат дар баробари ислоҳоти замин дар асоси қонуни замин, ба замин баргардондани деҳқон, ба замин баргардондани соҳиби комилҳуқуқи он вазифаҳои аввалиндараҷа мебошанд. Муяссар шудани дигаргунӣ дар роҳи қонеъ кунондани талаботи мардум, беҳтар намудани ҳаёт ба он вобаста мебошад, ки мо ин вазифаҳоро то чӣ андоза қатъӣ ва собитқадамона иҷро хоҳем кард. Маҳз бо ҳамин мақсад ҳокимияти президент ҳозир ба радикалӣ гардондани ислоҳоти иқтисодӣ пардохтааст. Масъалаи куллии тамоми тараққиёти мо бо он алоқаманд мебошад. Сухан аз концепцияи дигаргунсозии куллии базис ва аз ин рӯ дигаргунсозии куллии надстройка, дигаргунсозии ҳамаи мақомоту муассисоти ҷамъият меравад.

Самти тағйироти эҳтимолӣ чӣ гуна аст, оё он ба мақсади мо, ба дастурҳои стратегии бозсозӣ, ба пешрафти мо ба сӯи социализми раиятпарвару демократӣ мувофиқ аст?

Ман ҷавоб медиҳам, ки оре, мувофиқ аст. Бозор, шаклҳои нави хоҷагидорӣ, ки ба муносибатҳои ислоҳшудаи моликият асос ёфта бошанд, ба социализм мухолиф нестанд. Зеро социализм ин озодист, эҷодиёти пуравҷи халқ аст, ин адолати иҷтимоӣ ва ҳифз шудани манфиатҳо, некӯаҳволии халқ аст. Бо ҳамин мо тасаввурамонро дар бораи ҷамъияти социалистӣ куллан тағйир медиҳем, моҳияти социализмро ба тарзи нав мефаҳмем. Ин бошад дар навбати худ кори амалии моро осон мекунад.

Мо роҳи дурустро пеш гирифтаем. Чунин аст тағйироти куллии нуқтаи назари мо дар худи рафти бозсозӣ. Ин зуҳуроти маъюсию ноумедӣ нест, балки барномаи бамулоҳизаи тадбирҳои собитқадамона ба сӯи иқтисодиёти нави социализм аст.

Чунонки ҳама аз ҳозир ҳис кардаанд, ислоҳоти сиёсӣ ҳам бисёр ҷиҳатҳои нав дорад. Шӯроҳои республикавӣ ва маҳаллӣ ба тарзи нав интихоб шуданд. Интихобот ислоҳоти сиёсиро ба

[...] Россия авҷ гирифт. Ленин нуқтаи назарашро қатъиян тағйир медиҳад.

Ба фикрам, ин тағйири нуқтаи назари ӯро дар бораи сохтмони миллӣ дар баробари сулҳи Брест ва НЭП аз ҷумлаи кашфиёти бузурги Ленин донистан лозим аст. Чунонки маълум аст, аз рӯи ин масъала ҳам нафақат бо рақибон, балки бо ҳамсафон ҳам то рӯзҳои охирин муборизаи шадид бурдан лозим меомад.

Ғалабаи Октябрь ҳалли масъалаи худмуайянкуниро тақозо кард. Ҳамзистии миллату халқият ба роҳ намонда дар Россия, бунёди ҷамъияти нав имкон надошт. Вале инқилоби бузурги озодибахш, ки ба муқобили мутлақияти подшоҳӣ низ нигаронида шуда буд, албатта, тамоюли тавонои марказшитоб низ дошт. Дар хароботи салтанат саъю кӯшиши худмуайянкунӣ шаклҳои басо мухталифро ба миён меовард. Аз рӯи аломати холиси миллӣ воҳидҳо таъсис меёфтанд. Худмухториҳои территориявии вилоятии дорои хислати миллӣ пайдо мешуданд. Дар губернияҳои Россия ва Украина дар заминаи манфиатҳои холиси иқтисодӣ воҳидҳои калони худмухтор ташкил ёфтанд. Бисёрии онҳо умри дароз надиданд. Вале барои инқилоби ҳақиқатан халқӣ гуногуншаклӣ хос аст.

Ба Ленин равшан буд, ки фақат ба воситаи федерацияи ихтиёрӣ мавриди бечунучаро эътироф кардани худмуайянкунӣ то ба дараҷаи ҷудошавӣ ягонагии мамлакатро, ки вай онро ҳамеша афзал медонист, нигоҳ доштан мумкин аст.

Ленин ба Сталину тарафдорони ӯ, ки дар байни Федерацияи Россия ва Федерацияи Иттифоқӣ ягон фарқ намегузоштанд, ва умуман гумон доштанд, ки ҳамаи гапҳои оид ба соҳибихтиёрӣ ва давлатдории миллӣ роҳи тактикист, ё чунон, ки Сталин ифода намуда, «Бозии сиёсӣ» мебошад, ки онро «Баъзеҳо ҷиддӣ фаҳмиданд» (нигаред «Известия ЦК КПСС», 1989, рақами 9) зарбаи сахт задан лозим омад.

Ленин федерацияи гуногуншакли дорои дараҷаи мухталифи робитаҳои ҳамдигарии воҳидҳои миллиро, ки барои дар иттифоқ гирд омадан азм доранд, имконпазир мешуморид. Ин гуна иттифоқи миллатҳо навишта буд ӯ, истиқлолияти ягон касро маҳдуд намекард, фақат боз як зинаи нав», «Федерацияи республикаҳои баробарҳуқуқро» ба вуҷуд меовард (ч. 42, саҳ. 421) Вай ҳатто исрор мекард, ки кодекси муфассале тартиб дода шавад, то ки он ба маданияти нави муомилаи байни миллатҳо ибтидо гузорад. Ба фикри ӯ инро боз бояд на ин ки мансабдорони аппарати марказӣ, ки онҳоро чунонки маълум аст, Ленин ба ғурури бузургдавлатӣ сахт гумонбар буд, балки худи «миллатҳо» тартиб медоданд. (ч. 45, сах 357, 361).

Қисми зиёди ин ғояҳо амалӣ нашуда монданд, ё худ фақат рӯякӣ эътироф карда шуданд. Ба мамлакати сермиллат роҳи давлати унитарӣ пешкаш карда шуд.

[...] гуфта мешуд дар он, шакли ташкилот ва усулҳо кор умуман аз рӯи хусусиятҳои ҳамин вазъияти мушаххаси таърихӣ ва хулосаҳое, ки аз худи ҳамин вазъият бевосита бармеоянд, муайян карда мешаванд». (КПСС дар резолюцияҳо... (нашри 9-ум, ҷилди 2, саҳ. 323).

Баробари давраи осоишта, баъди ҷангӣ гражданӣ ба ҳолати нав гузаштани партия алалхусус душвор шуда монд. Ин беҳуда нест, зеро партия ба ҳокимияти давлатӣ, боз ба ҳокимияти ба диктатураи пролетариат асосёфта вобаста шуда монда буд. Вақте ки ин дар резолюция низ гуфта шудааст, дар партия «марказонӣ тамоюли ба бюрократонӣ ва ҷудошавӣ аз омма табдил додани онро авҷ мегиронд (дар ҳамон ҷо саҳ. 325); вақте ки партияи якка ҳукмрон дар рафти ҷанги гражданӣ одати ба ҳама комиссарвор фармон додан дошт: вақте ки «имтиёзҳои зарурӣ барои ҳар гуна сӯистеъмол замина гардиданд»; вақте ки сустшавии «ҳаёти маънавии партия» оғоз ёфт, хавфи вазъият сахт ҳис карда шуд, аломатҳои ба куллӣ дигаршавии рӯзгор низ пайдо гардиданд. Умуман «Ба бӯҳрони дохили партиявӣ сабаб шуд». Ҳамаи ин фикр аз резолюция (дар ҳамон ҷо).

Анҷуман ҳамаҷониба инкишоф додани демографияи дохили партияро роҳи ҳалокат меҳисобид. Мо аз асарҳои охирини Ленин медонем, ки вай чӣ тавр ғайратмандона тарзҳои боздоштани тамоюли зарароварро — ба воситаи кор фармудани оммаи партиявӣ, ташкилотҳои поёнии партия ба партия бахшидани симои наве, ки ба вазъияти нави мамлакат монанд бошад, меҷуст.

Вале, мутаассифона, иштирок кардан дар амалӣ гардондани ин фикру ақида ба худи ӯ муяссар нашуд. Дигаргуниҳои солҳои 20-ум зарурӣшудаи партия ба дасти Сталин гузаштанд. Ин ҳам барои партия, ҳам барои ҷамъият ва ҳам барои социализм офат шуд. Партия дар муддати басо кӯтоҳ дар амал ба қисми таркибӣ ва аслиҳаи системаи фармонфармоию маъмурӣ табдил ёфт, ки оқибати бад доштанд ва ҳозир ҳам таъсир мерасонданд.

Аз ин хулоса мебарояд, ки ҳозир бо барқарор кардани тариқи ленинии ҳаёти дохили партия маҳдуд шудан мумкин нест. Бозсозии ҳаёти тамоми мамлакат вазифаи миқёсан бемислро ба миён гузошт.

Ҷамъият ба партияи пешсафи равияаш социалистии дар шароити ошкорбаёнӣ, давлати ҳуқуқӣ, плюрализми сиёсӣ мутлақо бо усулҳои демократӣ амалкунанда зарурат дорад.

Партия қобилияти кор карданро дар ҳамин шароити нав соҳиб гашта аксарияти халқро сарварӣ намуда, ҳамаи табақаҳои иҷтимоӣ ва миллатҳои гуногунро ба ҳаракати сӯи социализми раиятпарвару демократӣ мутаҳҳид гардонда метавонад.

КПСС дар бобати ба ҳақ будани худ мӯътақид гардондани омма анъанаҳои бузург дорад. Маҳз ҳамин партия буд, ки ҳамагӣ таи чанд моҳи соли 1917 сазовори ҳусни таваҷҷӯҳ ва даст[...]

Ҳозир равшан аст, ки истифодаи шакли кӯр-кӯрона, догматикии ин марҳум дар таъбире, ки дар амал аз Сталин мерос мондааст, қобили қабул нест. Маҳз ҳамин муносибати ҳаниотона, ҳатто риёкоронаро ба ленинизм ба миён оварду. Аксарияти одамони дур аз назария онро як навъ «дине», пиндоштанд, ки аз мазмуни он на ҳама вақт андеша мекарданд.

Худи истилоҳи ленинизм дар муҳити меньшевикӣ чанде пеш аз соли 1917 пайдо шуд. Ҷолиби қайд аст, ки ба ҳамин тариқ ақидаи Ленинро ба марксизм мухолиф гузоштан мехостанд. Аввали солҳои 20-ум ин мафҳумро ҳамсафони Ленин барои ифодаи марҳалаи нави тараққиёти марксизм кор фармуданд.

Вай ба ин муқобилат нишон дод, ин на фақат аз хоксорӣ, балки аз он ҳам мебошад, ки Ленин ҳаргиз даъвои барпо кардани системаи махсуси томи назариявию фалсафӣ надошт. Вай худро сидқан фақат шогирди Маркс меҳисобид ва саҳмашро ба назария фақат қисми таълимоти марксистӣ мешуморид.

Ба ленинизм барин категорияи назариявӣ ва сиёсӣ, ки бе он идроки дурусти прогресси инсоният дар асри XX аз ақл берун аст, бояд бо камоли масъулият муносибат кард. Ба фишори вожгунсозон, ё худ касони аз таъриху назария бехабар набояд фирефта шуд.

Ленинизм барои мо чун қувваи ҳаётбахш ва таъсирбахши назариявӣ, идеявӣ ва маънавӣ боқӣ мемонад. Ҳозир мо қироати ҳақиқии таълимоти Ленинро барқарор менамоем, ҷаҳд мекунем, ки ин кор ба тариқи эҷодӣ пеш бурда шавад. Ин кори осон набуд ва нахоҳад шуд. Дар рафти бозсозӣ ва ба муносибати ба миён омадани масъалаҳои душвортаринро ба миён овардани вай мо бо ин кор ғайратмандона машғул мешавем. Бисёр корҳо ба ҷо оварда шуданд, вале дар рафти тайёрӣ ба Анҷумани XXVIII КПСС, дар худи анҷуман ва мавриди таҳияи барномаи нави партия боз корҳои аз ин ҳам зиёдро ба ҷо овардан лозим.

Мо дар асоси мероси маънавии доимии Ленин доништи ҳозиразамонро андӯхта, комёбиҳои навтарини илми оид ба инсон ва ҷамъиятро ёд гирифта, ба саволу даъватҳои замонамон ҷавобҳои ба худ хосро меёбем.

Рафиқон! Ҷамъияти мо аз бозсозии социалистӣ дида, тадбири оқилонатаре надорад. Вай роҳи мураккаб, вале роҳи ногузири халосӣ аз душвориҳо, роҳи прогресси воқеӣ мебошад. Дар ин роҳ бе мероси ленинӣ, ки аз таҷриба ва сабақҳои таърихи навтарини мо ва таърихи умумиҷаҳонӣ мукаммал гаштааст, корамон буд намешавад.

Ривоҷи бозсозӣ дар роҳи тараққии тамоми тамаддун қадами беназирро ифода мекунад. Вай моҳиятан оғози замони чунин дигаргуниҳои азим, революцияе гардида метавонад, ки бо усулҳои ғайризӯроварӣ, демократӣ ва аз рӯи натиҷаҳо, чунонки Ленин орзу дошт, ҷаҳонро ба амалӣ гардондани мақсади мавҷудияти инсонияти рӯи замин расонда метавонанд. (Чапакзанӣ).

# ҚАРОРИ

## Шӯрои Олии СССР

### Дар бораи тартиби ҷорӣ кардани Қонуни СССР «Дар бораи асоси муносибатҳои иқтисодии Иттифоқи РСС, республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор»

Шӯрои Олии СССР **қарор мекунад:**

1. Қонуни СССР «Дар бораи асоси муносибатҳои иқтисодии Иттифоқи РСС, республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор» аз 1 январи соли 1991 ҷорӣ карда шавад.

2. Шӯрои Вазирони СССР:

Дар муддати ду моҳ қарорҳои зарурӣ қабул кунад, ки татбиқи қонуни номбурдаро таъмин намоянд;

доир ба тағйири қонунҳои ҳозираи СССР ва тартиби мақомоти идораи Иттифоқи РСС, ки аз қонуни номбурда бармеоянд, ба баррасии сессияи навбатии Шӯрои Олии СССР таклифҳо пешниҳод кунад;

то 1 январи соли 1991 ҳуҷҷатҳои ҳукумати СССР-ро бо қонуни номбурда мувофиқ гардонда, аз тарафи вазоратҳо, комитетҳои давлатӣ ва идораҳои СССР тағйир додану бекор кардани ҳуҷҷатҳои норматив, аз ҷумла бекор кардани дастурҳои мухолифи қонуни номбурдаро таъмин намояд;

якҷоя бо шӯроҳои вазирони республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор дар муддати ду моҳ тартиби муайян намудани пешомадҳои тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоии Иттифоқи РСС, тартиб додан ва татбиқ кардани барномаҳои умумииттифоқӣ, мувофиқи нуқтаҳои қонуни номбурда тартиб додани буҷети иттифоқро андешад.

3. Дар давраи татбиқи барномаи тадбирҳои тараққӣ додани иқтисодиёт, ки Анҷумани дуюми депутатҳои халқи СССР тасдиқ кардааст, ба маълумоти республикаҳои иттифоқӣ, корхонаю ташкилотҳо расондани супоришу лимитҳои давлатии ресурсҳое, ки ба тариқи мутамарказ бе тақсимот ба соҳаҳо ва самтҳо ҷудо карда мешаванд, салоҳ диниста, зарурати пай дар пай кам кардани саҳми супоришҳои давлатӣ дар назар дошта шавад.

4. Ба шӯроҳои олии республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор пешниҳод шавад, ки ба қонунгузории республикаҳо тағйироти зарурӣ даровранд. Шӯроҳои дахлдори депутатҳои халқ барои ба муносибатҳои ҳамдигарии иқтисодӣ мувофиқи нуқтаҳои қонуни номбурда гузаштани республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор, вилояту ҳавзаҳои худмухтор кори ташкилию тайёриро ба ҷо оваранд.

5. Суди Олии СССР ва Арбитражи давлатии СССР дар муддати шаш моҳ ба Шӯрои Олии СССР дар бораи ба қонунҳои СССР дохил намудани тағйирот ба муносибати бо қонуни номбурда зиёд кардани ваколатҳои Суди олии СССР ва Арбитражи давлатии СССР тавсияҳо пешниҳод кунанд.

6. Қарорҳои Шӯрои Вазирони СССР, ҳуҷҷатҳои нормативии комитетҳои давлатӣ, вазорату идораҳои СССР, ки ба нуқтаҳои қонуни номбурда мувофиқ нестанд, аз 1 январи соли 1991 беэътибор мешаванд.

**Раиси Шӯрои Олии СССР**

**А. ЛУКЬЯНОВ.**

Москва, Кремль. 10 апрели соли 1990.

## Қонуни Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ

# ДАР БОРАИ АСОСҲОИ МУНОСИБАТҲОИ ИҚТИСОДИИ ИТТИФОҚИ РСС, РЕСПУБЛИКАҲОИ ИТТИФОҚӢ ВА ХУДМУХТОР

Ҳамин қонун асосҳои муносибатҳои иқтисодии Иттифоқи РСС, республикаҳои иттифоқӣ ва худмухторро муайян мекунад. Вай ба усулҳои федерализм, мустақилияти иқтисодӣ ва масъулияти ҳамдигарии Иттифоқи РСС, республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор асос меёбад. Қонун байни ваколатҳои Иттифоқи РСС ва республикаҳоро дар соҳаи иқтисодиёт фарқ гузошта, муносибатҳои молиявию иқтисодии онҳоро муайян мекунад, асосҳои ҳуқуқии ширкати онҳоро дар муомилоти умумииттифоқӣ муқаррар менамояд, шаклҳои қонунгузорӣ ва шартномавии мураттабгардонии муносибатҳои Иттифоқи РСС ва республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор, вилояту ҳавзаҳои худмухтор, шӯроҳои маҳаллии депутатҳои халқ ва мустақилияти корхонаҳоро пешбинӣ менамояд.

**Моддаи 1. Салоҳияти Иттифоқи РСС дар соҳаи иқтисодиёт**

1. Корҳои зайл дар ихтиёри Иттифоқи РСС мебошанд:

муқаррар кардани асосҳои қонунгузории фаъолияти хоҷагии СССР ва муомилоти умумииттифоқӣ;

муқаррар кардани тартиби андоз дар СССР, андозҳои умумидавлатӣ, хироҷ ва пардохти ҳатмӣ ба буҷет, ҳадди ниҳоии андозгирӣ;

тартиб додан, тасдиқ кардан ва иҷрои буҷети иттифоқ;

андешидани пешомадҳои тараққии иҷтимоию иқтисодии мамлакат, тартиб додан ва татбиқи барномаҳои умумииттифоқӣ;

татбиқи сиёсати умумии нархгузорӣ, ташкили тартиби молиявию кредитӣ ва муомилоти пулӣ;

ташкили фондҳои эҳтиётӣ, суғуртавӣ ва фондҳои дигари умумииттифоқӣ;

муқаррар кардани меъёру қоидаҳои умумии ҳифзи муҳит ва истифодаи сарватҳои табиӣ;

идораи нақлиёти роҳҳои оҳан, ҳавоӣ, баҳрӣ ба нақлиёти магистралии қубурӣ, объ...

сиёсати берунии иқтисодии умумииттифоқӣ ва амалӣ гардондани он;

муқаррар кардани усулҳои ташкили кори гумрук дар асоси ягонагии ҳудуди гумрукии СССР, гумрукхона ва ҳаққи гумрук; муайян кардани ҳудуди минтақаи иқтисодӣ ва фалати қорай;

шельфи континенталии СССР ва муҳофизати онҳо;

ба давлатҳои хориҷӣ қарзи давлатӣ додан ва ёрии иқтисодӣ расондани СССР, имзо намудани созишномаҳо дар бораи қарзу кредитҳои давлатие, ки СССР аз манбаҳои хориҷӣ мегирад;

ҳимояи манфиатҳои иқтисодии СССР, ҷумҳуриҳои иттифоқӣ ва худмухтор, корхонаҳо, ташкилотҳо ва гражданинҳои СССР дар хориҷа;

ташкили эҳсонияи умумииттифоқӣ ва ҳисоби бухгалтерӣ;

ташкили умури ягонаи патентӣ ва метеорологӣ, умури ягонаи вақт, вазну андоза, муқаррар кардани стандартҳои умумииттифоқӣ.

2. СССР соҳаҳои дар ихтиёраш будаbase бо роҳи қонунгузорӣ мураттаб мегардонад, мақомоти умумииттифоқии идора ташкил мекунад, ки дар кори он намояндагони ҷумҳуриҳои иттифоқӣ ва ҷумҳуриҳои манфиатдори худмухтор ширкат меварзанд, дар зарурат бо ҷумҳуриҳо онд ба масъалаҳои иқтисодӣ ба созишнома имзо мекунад.

**Моддаи 2. Асосҳои мустақилияти иқтисодии республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор**

1. Республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор масъалаҳои иқтисодӣ ва иҷтимоиро ғайр аз масъалаҳое, ки Конституцияи СССР, қонунгузории СССР ва ҳамин қонун ба ихтиёри СССР додаанд, ба ҳал кардан ваколатдоранд.

2. Республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор дар қаламрави худ бо риояи қонунгузории СССР:

замин, сарватҳои дигари табииро соҳибӣ мекунанд, ба манфиати худ ва манфиати СССР истифода меба-

нархҳоро ба тартиб меоваранд;

дар мураттабгардонии муомилоти пулӣ ширкат варзида, ба кори банкҳои ҷумҳурӣ роҳбарӣ менамоянд;

бо назардошти ӯҳдадориҳое, ки дар шартномаҳои байналхалқии СССР ва созишномаҳои байни СССР ва ҷумҳуриҳо пешбинӣ шудаанд, ба робитаи берунии иқтисодӣ мепардозанд; тиҷорати назди сарҳад ва назди соҳилро ба роҳ мемонанд, корхонаҳои нави муштарак, иттиҳодияи ташкилотҳои байналхалқиро ба қайд мегиранд, ба равобити берунии иқтисодии корхонаю ташкилотҳо мусоидат мекунанд;

фонди республикавии валютаро ташкил намуда, истифода мебаранд;

масъалаҳои тараққиёти иҷтимоӣ, шуғли аҳолӣ, мураттабгардонии даромадҳои аҳолиро ҳал карда, андозаи камтарини музди кор, нафақа ва хелҳои дигари таъминоти иҷтимоии қонунгузории СССР-ро ҳал мекунанд.

Меъёрҳои бехатарии экологиро муқаррар карда, кори муҳофизати табиатро дар хоки ҷумҳурӣ ба ҷо меоваранд, лимиту нормативҳои истифодаи табиатро муайян намуда, ба фаъолияти корхонаю ташкилотҳо иҷозат медиҳанд ё худ онро манъ мекунанд;

мақомоти идораи давлатии ҷумҳуриро ташкил карда, вазифаҳои онҳоро муайян менамоянд;

масъалаҳои дигари тараққии иқтисодӣ ва иҷтимоии дар ихтиёри СССР будаpo ҳал мекунанд.

**Моддаи 3. Асосҳои муносибатҳои молиявӣ ва буҷети СССР, республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор**

1. Системаи буҷетии СССР, буҷети иттифоқ, буҷетҳои мустақили республикавӣ (республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор) ва буҷети маҳаллиро дарбар мегирад.

Қоидаи тартиб додан, баррасӣ, тасдиқ ва иҷрои буҷе-

доҳтҳои дигари ҳатмии умумидавлатиро ба ҳадде, ки қонунгузории СССР муқаррар кардааст, ҳал менамоянд.

3. Республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор мувофиқи қонунгузории СССР андозҳои республикавӣ, хироҷ ва пардохтҳои ҳатмӣ, аз ҷумла пардохти сарватҳои табииро, ки аз ҳудуди худ рӯёнда, ба буҷетҳои онҳо ҳамроҳ менамоянд, муқаррар мекунанд.

4. Даромадҳои буҷетии иттифоқ аз ҳисоби андозҳои умумии давлатӣ, хироҷ ва пардохтҳои ҳатмӣ (ғайр аз қисме, ки ба буҷетҳои республикавии республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор, ба буҷети вилояту ҳавзаҳои худмухтор ва ба буҷети маҳаллӣ ҳамроҳ карда мешавад), даромади истифодаи моликияти умумииттифоқӣ ва маъракаҳои гузаронандаи мақомоти иттифоқӣ ташаккул меёбанд.

Номгӯи манбаъҳои даромад ва сохти харҷи буҷети иттифоқ, аз ҷумла хароҷоти додани ёрдампулӣ ба республикаҳои иттифоқӣ ва худмухторро Шӯрои Олии СССР муайян мекунад.

5. Мақомоти иттифоқӣ якҷоя бо мақомоти республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор фондҳои тараққиёти минтақавӣ, фондҳои эҳтиётӣ, инновационӣ, муҳофизати табиат ва фондҳои дигари умумииттифоқиро барои пул ҷудо кардан ба татбиқи барномаҳои умумииттифоқӣ ва байниреспубликавии илмию техникӣ, иқтисодӣ, иҷтимоӣ муҳофизати табиат ва барномаҳои дигар, инчунин корҳои пешгирӣ ва рафъи оқибати офати табиӣ, фалокату садамаҳо ташкил менамоянд.

6. Бонки давлатии СССР дар заминаи воҳиди ягонаи пул — сӯм муомилоти пулӣ, интишори пулро ба тартиб меоварад, қурби сӯмро нисбати валютаҳои хориҷӣ, қоидаҳои мубодила, тартиби хариду фурӯши валютаро муқаррар мекунад...

идоракунӣ дар асоси андозу шартнома, агар хели дигари асосро қонун пешбинӣ накарда бошад, ба роҳ монда мешаванд.

2. Қонунгузории СССР ваколатҳои мақомоти давлатии СССР, республикаҳои иттифоқӣ ва худмухторро доир ба мураттабгардонӣ ва муҳофизати муомилоти умумииттифоқӣ, инчунин ҳуқуқу вазифаҳои иштироккунандагони он, бартарию имтиёзҳои онҳоро муайян мекунад.

3. Мубодилаи мол дар ҳудуди СССР дар шароити муомилоти кушоди республикавӣ ва набудани мамониати гумрукӣ ба истисноӣ муомилоте, ки дар минтақаҳои соҳибкории озодона ташкил мешаванду барои онҳо қонунҳои иттифоқӣ ва республикавӣ шароити махсуси иқтисодӣ ва ҳуқуқӣ муқаррар менамоянд, сурат мегирад.

Дар мубодилаи байниреспубликавии мол ба поймол шудани ҳуқуқи ягон республика, шахсон ва гражданинҳои юридикии он роҳ дода намешавад.

Республикаҳои иттифоқӣ, худмухтор бе маслиҳати ҷумҳуриҳои дигари иттифоқӣ, худмухтор ба маҳдуд кардани ҳамлу нақли молу сарватҳои молиявӣ ба гузарондани бор аз ҳудуди онҳо, берун аз ҳудуди онҳо иваз кардани ҷои моликияту пуле, ки моликияти гражданҳо ва шахсони юридикии ҷумҳуриҳои дигар мебошанд, ба ҷорӣ кардани пардохти транзитӣ ҳақ надоранд.

4. Республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор дар ҳудуди худ ҳақ доранд, ки дар доираи салоҳияташон бозори мол ва хизматрасониро ба воситаи системаи андозгирӣ ва нархгузорӣ мураттаб карда, ба истеҳсолот мусоидат кунанд ва барои фурӯши хелҳои ҷудогонаи мол аз ҳисоби буҷети республика имтиёзҳо муқаррар намоянд.

5. Республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор дар ҳудуди худ дар доираи салоҳията-

дар муомилоти умумииттифоқӣ баровардa истифода бурда мешавад.

**Моддаи 5. Шаклҳои шартномавии робитаҳои иқтисодии Иттифоқи РСС, республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор**

1. Муносибатҳои иқтисодии Иттифоқи РСС ва республика, инчунин республикаҳо дар байни худ, ки дар қонунҳои дахлдор пешбинӣ нагардидаанд, бо созишномаҳои дутарафаю бисёртарафа мураттаб гардонда мешаванд. Масъалаҳои мубодилаи байни республикаҳо ва ба ҳамдигар додани моликияташон аз рӯи шартнома ҳал намуда, корхонаҳо, ташкилотҳо, муассисаҳои муштарак ва мақомоти ягонаи идоракунӣ барпо карда, барои иҷрои якҷояи вазифаҳои иҷтимоию иқтисодӣ фондҳо таъсис карда мешаванд. Дар созишномаҳо мубодилаи ахбори зарурии планӣ, пешомад, тиҷорат, илмию техникӣ ва ахбори дигар пешбинӣ шуданаш мумкин аст.

Кирдори муштараке, ки манфиатҳои республикаи дигарро маҳдуд менамояд ё худ ягонагии бозори умумииттифоқиро ноустувор мегардонад, мавзӯи созишномаҳои байни республикаҳо шуда наметавонад.

2. Республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор ҳақ доранд, ки дар пойтахти Иттифоқи РСС ва пойтахтҳои республикаҳои дигар намояндагиҳои худро таъсис намоянд, ки харҷашон аз ҳисоби маблағи буҷетҳои республика мебошад.

Мақомоти идораи давлатии Иттифоқи РСС бо ризоияти республика дар хоки он умур ва подразделенияҳои худро барпо карда метавонанд.

**Моддаи 6. Кафолати мустақилияти иқтисодии республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор**

1. Республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор дар анҷумани депутатҳои халқи СССР, Шӯрои Олии СССР...

мегардонанд, ба баррасии Комитети назорати конституционии СССР масъала гузошта метавонанд.

3. Республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор ҳақ доранд аз Президенти СССР хоҳиш намоянд, ки амали қарору амрҳои Шӯрои Вазирони СССР-ро, ки ба манфиатҳои иқтисодии ин республикаҳо мухолифанд, боздорад.

4. Мақомоти олии идораи давлатии республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор ҳақ доранд, ки ба Шӯрои Вазирони СССР аз хусуси ҳуҷҷатҳои мақомоти ба он тобеи идоракунӣ, ки ба манфиатҳои иқтисодии республикаҳо мухолифанд, эътироз баён намоянд. Шӯрои Вазирони СССР дар муддати як моҳ ин эътирозро баррасӣ карда, қарори қатъӣ қабул менамояд.

Ҳукуматҳои республикаҳо амали ҳуҷҷатҳоеро, ки аз хусусашон эътироз баён шудааст, дар вақти баррасии онҳо дар ҳудуди худ боздошта метавонанд.

5. Ихтилофҳои доир ба масъалаҳои иқтисодии байни ҳукумати Иттифоқи РСС, республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор, инчунин байни республикаҳоро, ки мавриди иҷрои қонунҳои СССР, қарору амрҳои ҳукумати СССР ба миён меоянд, Шӯрои Олии СССР бо назардошти тавсияҳои Шӯрои федерация баррасӣ мекунад.

**Моддаи 7. Кафолати мустақилияти иқтисодии вилояту ҳавзаҳои худмухтор, мақомоти худидоракунии маҳаллӣ ва корхонаҳо**

1. Салоҳияти вилояту ҳавзаҳои худмухтор дар соҳаи иқтисодиёт бо қонунҳои СССР ва республикаҳои иттифоқӣ муайян карда мешаванду онҳо ба ҳуқуқи вилояту ҳавзаҳои худмухтор барои хоҷагидории мустақилона кафолат медиҳанд.

2. Вилояту ҳавзаҳои худмухтор мувофиқи қонунгузории Иттифоқи РСС ва республикаҳои иттифоқӣ дар ҳудуди худ замин, сарватҳои дигари табиӣ, инчунин моликияти дар ихтиёрашон бударо соҳибӣ мекунанд, истифода мебаранд ва ихтиёрдорӣ менамоянд.

3. Вилояту ҳавзаҳои худмухтор дар ҳудуди худ тараққиёти комплексии иҷтимоию иқтисодиро таъмин менамоянд, буҷетҳои худро мустақилона тартиб дода, иҷро мекунанд, барои таҳкими заминаи молиявии мақомоти худидоракунии маҳаллӣ чораҳо мебинанд, дар доираи салоҳияти худ нарх гузошта, онро танзим мена-

республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор таъмин карда мешаванд.

5. Республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор, вилояту ҳавзаҳои худмухтор, шӯроҳои маҳаллии депутатҳои халқ мувофиқи қонунҳои Иттифоқи РСС ва республикаҳо мустақилият ва шароити баробари ҳуқуқии фаъолияти корхонаҳо, иттиҳодияҳо ва ташкилотҳои қаламравашонро сарфи назар аз хелҳои структураи ташкилӣ ва шаклҳои моликияти онҳо таъмин мекунанд.

**Моддаи 8. Масъулияти Иттифоқи РСС, республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор барои иҷро накардани ӯҳдадориҳо**

1. Иттифоқи РСС, республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор барои иҷро накардан ё худ бояду шояд ба ҷо наовардани ӯҳдадориҳои соҳаи иқтисодиёт, ки дар созишномаҳо муқаррар шудаанд, ҷавобгар мешаванд. Барои иҷро накардан ё худ бояду шояд ба ҷо наовардани ӯҳдадориҳо муҷозотро худи ҳамин созишномаҳо пешбинӣ менамоянд.

2. Баҳсу мунозираҳои хоҷагиеро, ки аз созишномаҳои иқтисодии байни мақомоти идоракунии иттифоқӣ ва республикавӣ, мақомоти идораи республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор ба миён меоянд, бо ташаббуси тарафи манфиатдор Арбитражи давлатии СССР баррасӣ мекунад.

3. Мақомоти идораи Иттифоқи РСС мавриди татбиқи қарорҳое, ки хилофи ҳамин қонун бе ризоияти республикаи иттифоқӣ ё худмухтор қабул шудаанд ва ба республика зарар мерасонанд, вазифадор ҳастанд, ки бо талаби республика оқибатҳои манфии ин қарорҳоро бартараф карда, товони зарарро бидиҳанд.

4. Мавриди қарор қабул кардани мақомоти республикаи иттифоқӣ ё худмухтор, ки хилофи ҳуқуқ ва манфиатҳои бо қонун ҳифзшавандаи республикаҳои дигар ва Иттифоқи РСС-ро поймол менамоянд, товони зарарро республикае медиҳад, ки ин қарорро қабул кардааст.

5. Ҳамаи баҳсу мунозираҳои доир ба масъалаҳои иқтисодӣ, аз ҷумла додани товони зарар дар байни Иттифоқи РСС, республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор, вилояту ҳавзаҳои худмухтор бо роҳи баррасии ҳакам ё худ аз тарафи Суди Олии СССР баррасӣ мешаванд.

**Моддаи 9. Мураттабгардонии шартҳои махсуси мустақилияти иқтисодии республикаҳои иттифоқӣ ва худмух-**

тартиб додан, тасдиқ кардан ва иҷрои буҷети иттифоқ;

андешидани пешомадҳои тараққии иҷтимоию иқтисодии мамлакат, тартиб додан ва татбиқи барномаҳои умумиттифоқӣ;

татбиқи сиёсати умумии нархгузорӣ, ташкили тартиби молиявию кредитӣ ва муомилаи ягонаи пулӣ;

ташкили фондҳои эҳтиётӣ, суғуртавӣ ва фондҳои дигари умумиттифоқӣ;

муқаррар кардани меъёру қоидаҳои умумии ҳифзи муҳит ва истифодаи сарватҳои табиӣ;

идораи нақлиёти роҳҳои оҳан, ҳавоӣ, баҳрӣ ва нақлиёти магистралии қубурӣ, объектҳои мудофиа, системаҳои кайҳонӣ, тартиби ягонаи энергетикии СССР, тартиботи умумиттифоқии алоқа ва иттилоот, инчунин объектҳои мансуби моликияти давлатии умумиттифоқӣ мувофиқи қонунгузории СССР ва созишномаҳои Иттифоқи РСС ва ҷумҳуриҳо;

мутобиқгардонии фаъолияти ҷумҳуриҳо дар масъалаҳои сиёсати инвеститсионӣ ва амортизатсия; илм ва техника; шуғл, муҳоҷирати аҳолӣ; маорифи халқ, ҳифзи саломатӣ ва маданият;

дар СССР муқаррар кардани андозаи камтарини ҳаққи меҳнат, таъмини нафақа ва хелҳои дигари таъминоти иҷтимоӣ;

муайян кардани асосҳои ... ба созишнома имзо мекунад.

**Моддаи 2. Асосҳои мустақилияти иқтисодии республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор**

1. Республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор масъалаҳои иқтисодӣ ва иҷтимоиро ғайр аз масъалаҳое, ки Конститутсияи СССР, қонунгузории СССР ва ҳамин қонун ба ихтиёри СССР додаанд, ба ҳал кардан ваколатдоранд.

2. Республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор дар қаламрави худ бо риояи қонунгузории СССР:

замин, сарватҳои дигари табииро соҳибӣ мекунанд, ба манфиати худ ва манфиати СССР истифода мебаранд ва ихтиёдорӣ мекунанд;

қонуну ҳуҷҷатҳои дигари нормативие қабул менамоянд, ки дар ҳудуди республика шартҳои кори хоҷагиро мураттаб мегардонанд;

масъалаҳои рӯёндани андозро ҳал карда, кори бюҷетиро ба ҷо меоваранд;

дар ҳудуди худ тараққиёти иқтисодӣ ва иҷтимоиро мураттаб мегардонанд, инчунин дар таҳияи умумии давлатии қарорҳои тараққӣ додани иқтисодиёт ва роҳҳои татбиқи онҳо иштирок менамоянд;

кори сармоягузорӣ ва шартҳои сохтмонро дар ҳудуди ҷумҳурӣ мураттаб мегардонанд;

бо назардошти сиёсати умумиттифоқии нархгузорӣ ... мекунанд.

мақомоти идораи давлатии ҷумҳуриро ташкил карда, вазифаҳои онҳоро муайян менамоянд;

масъалаҳои дигари тараққии иқтисодӣ ва иҷтимоии дар ихтиёри СССР бударо ҳал мекунанд.

**Моддаи 3. Асосҳои муносибатҳои молиявӣ ва буҷетии СССР, республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор**

1. Системаи буҷетии СССР, буҷети иттифоқ, буҷетҳои мустақили республикавӣ (республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор) ва буҷети маҳаллиро дарбар мегирад.

Қоидаи тартиб додан, баррасӣ, тасдиқ ва иҷрои буҷети иттифоқро Шӯрои Олии СССР, қоидаи тартиб додан, баррасӣ, тасдиқ ва иҷрои буҷетҳои республикавии республикаҳои иттифоқӣ ва худмухторро қонунгузории ин ҷумҳуриҳо муайян мекунад.

2. Муқаррар кардани андозҳои умумидавлатӣ, хироҷ ва пардохти ҳагмӣ, ки дар сар то сари хоки СССР рӯёнда, барои таъсиси буҷети иттифоқ пурра ё қисман сарф карда мешаванд, дар ихтиёри СССР мебошад. Номгӯй ва андозаи миқдори ин гуна андозҳо, хироҷ ва пардохтро Шӯрои Олии СССР муайян мекунад.

Мақомоти ҳокимияти давлатӣ ва идораи республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор масъалаҳои рӯёндани андозҳои умумии давлат ва пар... новационӣ, муҳофизати табиат ва фондҳои дигари умумиттифоқиро барои пул ҷудо кардан ба татбиқи барномаҳои умумиттифоқӣ ва байнирепубликавии илмию техникӣ, иқтисодӣ, иҷтимоӣ муҳофизати табиат ва барномаҳои дигар, инчунин корҳои пешгирӣ ва рафъи оқибати офати табиӣ, фалокату садамаҳо ташкил менамоянд.

6. Банки давлатии СССР дар заминаи воҳиди ягонаи пул — сӯм муомилоти пулӣ, интишори пулро ба тартиб меоварад, қурби сӯмро нисбати валютаҳои хориҷӣ, қоидаҳои мубодила, тартиби хариду фурӯши валютаро муқаррар мекунад, сиёсати ягонаи кредитро дар равобити берунии иқтисодӣ мегузаронад.

**Моддаи 4. Муомилоти умумиттифоқӣ**

1. Мустақилияти корхонаҳо, иттиҳодияҳо, ташкилотҳо ва истеҳсолкунандагони инфиродии мол, ки дар шароити мусобиқа ва баробарҳуқуқии ҳамаи шаклҳои моликият бо назардошти қонуни зиддиинҳисор ва қонуни дигари оид ба муомилот фаъолияти хоҷагии худро ба амал мебароранд, асоси таъсис ва муомилоти умумиттифоқӣ мебошад.

Муносибатҳои иқтисодии корхонаҳо, иттиҳодияҳо, ташкилотҳо ва истеҳсолкунандагони инфиродии мол бо мақомоти республикавии идора ва мақомоти маҳаллии худ... кардани ҷои моликияту пуле, ки моликияти гражданҳо ва шахсони юридикии ҷумҳуриҳои дигар мебошанд, ба ҷорӣ кардани пардохти транзитӣ ҳақ надоранд.

4. Республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор дар ҳудуди худ ҳақ доранд, ки дар доираи салоҳияташон бозори мол ва хизматрасониро ба воситаи системаи андозгирӣ ва нархгузорӣ мураттаб карда, ба истеҳсолот мусоидат кунанд ва барои фурӯши хелҳои ҷудогонаи мол аз ҳисоби буҷети республика имтиёзҳо муқаррар намоянд.

5. Республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор дар ҳудуди худ дар доираи салоҳияташон қонун бароварда, тартиби барои ҳамаи сармоягузорон ягонаи хариди моликият ва маблағгузориро муқаррар мекунанд. Бо қонуни республика ба сармоягузорон барои интихоботи ташкилотҳои пудратӣ, инчунин баргардондани сармояи гузоштшуда ва баровардани даромад кафолат дода мешавад.

6. Муассисаҳои Банки давлатии СССР, банкҳои мустақили тиҷоратӣ, ҷамъиятҳои суғурта ва муассисаҳои дигари кредитдиҳанда, ки мувофиқи қонунгузории СССР ва ҷумҳуриҳо барпо мешаванд ва амал мекунанд, хизмати кредитӣ, ҳисоб ва суғуртаи субъектҳои хоҷагидориро ба ҷо меоваранд.

7. Мувофиқи қонунҳои иттифоқӣ ва ҷумҳурӣ акцияю коғазҳои дигари қиматдор ... ӣ ва худмухтор ҳақ доранд, ки дар пойтахти Иттифоқи РСС ва пойтахтҳои республикаҳои дигар намояндагиҳои худро таъсис намоянд, ки харҷашон аз ҳисоби маблағи буҷетҳои республика мебошад.

Мақомоти идораи давлатии Иттифоқи РСС бо ризоияти республика дар хоки он умур ва подразделенияҳои худро барпо карда метавонанд.

**Моддаи 6. Кафолати мустақилияти иқтисодии республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор**

1. Республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор дар анҷумани депутатҳои халқи СССР, Шӯрои Олии СССР, Президиуми Шӯрои Олии СССР, Шӯрои федерация, ҳукумати СССР ва органҳои дигари Иттифоқи РСС дар ҳалли масъалаҳои иқтисодӣ ва иҷтимоие, ки дар ихтиёри Иттифоқи РСС мебошанд, иштирок мекунанд. Масъалаҳои риояи шартномаи иттифоқиро Шӯрои федерация бо иштироки мансабдорони олимартабаи давлатии республикаҳои худмухтор, вилояту ҳавзаҳои худмухтор баррасӣ мекунанд.

2. Мақомоти олии ҳокимияти давлатии республикаҳо дар бораи ба Конститутсияи СССР ва қонунҳои СССР мувофиқат доштани ҳуҷҷатҳои мақомоти олии ҳокимияти давлатӣ ва идораи Иттифоқи РСС, ки муносибатҳои иқтисодиро мураттаб ... на кафолат медиҳанд.

2. Вилояту ҳавзаҳои худмухтор мувофиқи қонунгузории Иттифоқи РСС ва республикаҳои иттифоқӣ дар ҳудуди худ замин, сарватҳои дигари табиӣ, инчунин моликияти дар ихтиёрашон бударо соҳибӣ мекунанд, истифода мебаранд ва ихтиёрдорӣ менамоянд.

3. Вилояту ҳавзаҳои худмухтор дар ҳудуди худ тараққиёти комплексии иҷтимоию иқтисодиро таъмин менамоянд, буҷетҳои худро мустақилона тартиб дода, иҷро мекунанд, барои таҳкими заминаи молиявии мақомоти худидоракунии маҳаллӣ чораҳо мебинанд, дар доираи салоҳияти худ нарх гузошта, онро танзим менамоянд, дар муайян кардани меъёру нормативҳои истифодаи табиат дар хоки худ иштирок менамоянд, мувофиқи қонунгузории иттифоқӣ ва республикавӣ ба кори субъектҳои хоҷагидорӣ иҷозат медиҳанд ё худ манъ мекунанд, фаъолияти берунии иқтисодиро ба ҷо оварда, масъалаҳои дигареро ҳам, ки ба салоҳияти онҳо мансубанд, ҳал мекунанд.

4. Ҳуқуқҳои мақомоти худидоракунии маҳаллӣ бо қонуни СССР «Дар бораи асосҳои умумии худидораи маҳаллӣ ва хоҷагидории маҳаллӣ дар СССР», қонунҳои дигари Иттифоқи РСС, ... зарарро бидиҳанд.

4. Мавриди қарор қабул кардани мақомоти республикаи иттифоқӣ ё худмухтор, ки хилофи ҳуқуқ ва манфиатҳои бо қонун ҳифзшавандаи республикаҳои дигар ва Иттифоқи РСС-ро поймол менамоянд, товони зарарро республикае медиҳад, ки ин қарорро қабул кардааст.

5. Ҳамаи баҳсу мунозираҳои доир ба масъалаҳои иқтисодӣ, аз ҷумла [illegible] Иттифоқи РСС, республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор, вилояту ҳавзаҳои худмухтор бо роҳи баррасии ҳакам ё худ аз тарафи Суди Олии СССР баррасӣ мешаванд.

**Моддаи 9. Мураттабгардонии шартҳои махсуси мустақилияти иқтисодии республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор**

1. Иттифоқи РСС бо ташаббуси республикаҳо барои онҳо ба тариқи қонунгузорӣ ба манфиатҳои қонунии республикаҳои боқимонда ва Иттифоқи РСС зарар нарасонда шартҳои махсуси иқтисодӣ муқаррар карда метавонад.

2. Ваколатҳои мақомоти иттифоқӣ ва республикавии идоракунӣ дар соҳаҳои ҷудогонаи кори хоҷагӣ аз рӯи созишномаҳои ҳамдигарии Иттифоқи РСС, республикаҳои иттифоқӣ ва худмухтор аз нав тақсим шуда метавонанд.

**Президенти Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ**
**М. ГОРБАЧЕВ.**

Москва, Кремль. 10 апрели соли 1990.

# Санъати айёми Борбад




Тахористон ва Суғди таърихӣ ду маскани ҳаммеҳану ҳамнажодони Борбади Марвазӣ мебошад. Дар тафовут аз Ироншаҳр ва Хуросон, ки ба як давлати марказиятнок муттаҳид шуда буданд, марзу буми Тахористон ва Суғд ҳамоно аз як воҳиди муттаҳиди сиёсӣ маҳрум буданд. Тахористони таърихӣ, ки ба зодгоҳи Борбади ромишгар Марви Шоҳиҷаҳон хеле наздик аст, ноҳияҳои ҷунубиву марказии Тоҷикистон ,вилояти Сурхондарёи Ӯзбекистон ва ноҳияҳои шимолии Афғонистонро фаро мегирифт. Ва ин марзу буми бекарон ба шаҳодати сайёҳи Чин Сюан-Цзан аз рӯи сарҳадҳои табиӣ ба бисту ҳафт мулк тақсим шуда, «иттиҳоди давлатчаҳои қариб соҳибихтиёр»-ро ташкил мекард. Монанди Тахористон давлати Суғд низ аз иттиҳоди ду вилоят, панҷ шаҳр—округ ва чордаҳ рустои воҳаҳои Зарафшону Қашқадарё иборат буд.

Дар замоне, ки нахустустоди устодони хунё Борбади Марвазӣ дар дарбори Сосониён суруду таронаҳои дилангезу оҳангҳои нав эҷод мекард, дар Тахористон ва Суғд низ созмону тадвини қоидаҳои эҷодӣ, иҷрокунандагӣ, таҳқиқи таркиботи мусиқӣ шакл мегирифт. Ва вазъи афкори назарии созу овоз дар асарҳои алоҳида, қисм, фаслҳои осори таърихӣ, адабӣ, фалсафӣ ва ахлоқӣ басту густариш мёёфт. Бино ба маълумоти сарчашмаҳои мухталиф ва бозёфтҳои навини бостоншиносӣ дар санъати иҷрокунандагии тахористониҳо ва суғдиёни замони Борбади Марвазӣ суруду оҳангҳои мавсимӣ ва маросимӣ мақоми хоссае доштааст. Аз солномаҳои чинӣ ва сарчашмаҳои хаттии арабиҳарф маълум мегардад, ки тахористониҳову суғдиён доираҳои хурду калон, ҳар хел наю карнай, чангу рубоб ва танбӯру дутор, доштанд. Ва муҳаққиқ Н. Б. Бентович маълум кард, ки ба суғдиёни замони Борбади Марвазӣ зиёда аз ҳаждаҳ намуди асбобҳои мусиқӣ маълуму машҳур буд.

Тахористон ва Суғди таърихӣ дар қарнҳои VI—VIII ҳаётти мусиқии қобили мулоҳизае доштааст. Ҳарчанд дар сарчашмаҳои хаттии арабиҳарф дар ин бора маълумоти бевоситаи муфассале нест, вале шиносоӣ ба солномаҳои гуногунмазмуни чинӣ ва бозёфтҳои навини бостоншиносӣ имконият медиҳад бигӯем, ки мусиқии тахористониҳо ва суғдиён низ ба пояҳои баланди инкишоф расида ба маданияти мусиқии Ирони Сосонӣ таъсири амиқ гузоштааст. Ҳамвора ба инкишофи муносибатҳои тиҷоратӣ муносибатҳои маданӣи Тахористону Суғд бо мамолики Машриқу Мағриб, махсусан бо империяҳои Чину Рим ва мамлакатҳои Осиёи Марказӣ ва Шарқи Наздик меафзояд. Акнун ба мамлакати мазкур ҳамроҳи сафирону бозаргонон, ҳофизону навозандагон, раққосону масхарабозон низ ширкат меварзиданд, ки онҳо намояндагони беҳтарини ин касб чи дар дохил ва чи дар хориҷ шинохта мешуданд. Кашшофони асрори Панҷакенти кӯҳану Афросиёб, Варахшаву Тали Барзу, Аҷинатеппаву Балаликтеппаро назарест, ки дар Тахористону Суғди замони Борбади Марвазӣ қавволону раққосон, сароянда ва навозандагони кордон ва ё ба ибораи профессионал хеле ва хеле зиёд будаанд. Дар ҳақиқат тасвири созандагоне, ки асбобҳои мусиқӣ ва созҳои дигар навохта истодаанд дар нақшу нигори деворҳои хонаҳо ва биноҳои харобаҳои Панҷакенти кӯҳан, Аҷинатеппа, Балаликтеппа ва харобаҳои қасри шоҳони Хатлон дучор меоянд. Дар харобаҳои Панҷакенти кӯҳан расми зебои зани уднавоз, ки дар бар куртаи шоҳии сафед, бар сар тоҷи тилло ва дар дастонаш ангуштаринҳои тиллой дорад, таҷассум ёфтааст. Боз дар биное шаммае аз корнамоии чаҳор занони созандаю ҳофизаи корозмуда, ки бо ҷӯри созҳо суруд мехонанд, тасвир гардидааст. Инчунин аз харобаҳои қасри шоҳони Хатлон Э. Ғуломова расми ду зани мусиқанавозро, ки яке бо уд, дигаре бо ғижжак ҳунарнамоӣ доранд, кашф кард. Бостоншиноси маъруф Л. И. Альбаум низ ҳини кашфиёт аз Балаликтеппа шикастапораҳои асбобҳои мусиқӣ—косаи чӯбини тор, дастаи ғижжакро дарёфт кард. Далоили болой аз он гувоҳӣ медиҳанд, ки санъати мусиқӣ дар Тахористон ва Суғди бостон монанди Ирону Ҳиндустон хеле шӯҳрат дошт.

Солномаҳои чинӣ «Таърихи Оли Суй» (581—618), «Таърихи Оли Тан» (618—907), «Таърихи нави Оли Тан» роҷеъ ба мутрибону ҳофизон, раққосону масхарабозон ва асбобҳои мусиқии мардумони Мовароуннаҳр, аз ҷумла Тахористон ва Суғд маълумоти пурарзише додаанд. Ҳини андешаҳои доманадори хеш оиди маданияти мусиқии суғдиён муаллифони китоби «Таърихи Оли Суй» менигоранд: «Самоцзянь (Самарқанд) аз он замоне маълум аст, ки императори чжоуи У-ди (561—577) аз «ди»ҳои шимолӣ духтареро ба занӣ гирифт ва ҳамроҳи ӯ ба кишвари мо актёронаш омаданд. Ба шарофати ин император аз мусиқии онон бохабар гашт. Аз сурудҳои хушоҳанг «Изидянь-нунхэчжэн» бештар писанди ҳамагон аст». Маълум аст, ки тӯли якчанд қарнҳо маданияти мусиқии кишварҳои ғарб (истилоҳи чинии Мовароуннаҳру Хуросон — М. И.) дар байни мардумони чиниву тибетӣ ва ҳиндӣ мухлисони зиёде дошт. Лекин дар аҳди Олӣ Суй (581—618) ва баъдан Оли Тан (618—907) талабот нисбати мусиқии ин мамолик хеле афзуд. «Аз ин ҷо, — менависад яке аз хитойшиносони маъруфи амрикоӣ Э. Х. Шефер, — вақте ки подшоҳиҳои кишвари ғарб ба зери таъсири Чин меафтиданд, мусиқии онҳо низ чун ҳама гуна ғанимати аскарӣ ба асорат меафтид. Аз ин рӯ талаб мешуд, ки мусиқӣ ҳамчун аз подшоҳиҳои «тобеъ» ба дарбор пешкаш карда шавад». Ва барои он ки пешкашшудагон, ки тарғибгари санъати воломақоми халқи худ буданд, дар назди дарбори императори Чин «шӯъба»-ҳо таъсис медоданд. Бино ба маълумоти бахши «Тавсифи мусиқӣ»-и «Таърихи Оли Суй» дар назди дарбори императорони Олӣ Суй ҳафт «шӯъбаҳои мусиқӣ» аз ҷумла «шӯъбаҳои мусиқии» Самарқанд ва Бухоро амал мекард. Ҳангоми тасвири мусиқии Самарқанду Бухоро муаллифони мазкур аз асбобҳои мусиқии най (ди), нақора (чжэнгу), уд, барбат, сози нафасии сяо ва боз аз даҳ асбобҳои гуногун ёдовар шудаанд. Воқеан ҳам, дар «шӯъбаи мусиқӣ»-и Бухоро дувоздаҳ нафар ҳофизону сароянданагон ва навозандагону раққосони бухорой кор мекарданд. Яке аз воқеанигорони нозукбин ишорае карда, ки чиниён рашк мебаранд, ки дар зери таъсири мусиқии мардумони Тахористон ва Суғд мондаанд. Санъаткорони бухорой, найнавозони самарқандӣ, сурнайнавозони хутанӣ ва раққосони чочӣ ҳамоно мафтункунандагони дарбориёни императорони чин буданд.

Мувофиқи маълумоти солномаҳои чинӣ, ки онҳоро ховаршиноси амрикоӣ Э. Шефер дар китобаш «Шафтолуҳои тиллоии Самарқанд» гирд овардааст, соли 713 ба дарбори император Сюан-Цзун (710—755) ҳокими Самарқанд «дӯшизагони Ғарбро, ки гирдобвор мерақсиданд» ба расми ҳадя фиристода буд. Чунин ҳадяҳоро соли 719 ҳокими Кумед, соли 727 ҳокими Кеш ва ҳокими Самарқанд, соли 729 ҳокими Маймург ва соли 733 ҳокими Хатлон фиристода буд. Бояд гуфт, ки ба Чин аз Тахористону Суғд на танҳо раққосон, балки ҳофизону мутрибон низ фиристода мешуданд.

Солномаҳои чинӣ якчанд намуди рақсҳои тахористониҳо ва суғдиёнро аз қабили «Гулуӯ», «Хутэньу», «Чжечжи» ва махсусан «Хусаньу»-ро тасвир кардаанд. Тибқи иттилои сарчашмаҳо рақсҳои тахористонӣ ва суғдӣ аз ду қисм: рақси ором ва чобук иборат буда, дар рақси ором раққоса хеле оромона, мавзун ва бо печутоби худ бинандаро мафтун мегардонад. Лекин, ба чиниён умуман ба ағлаби тамошобинони гуногунаслу гуногунзабон рақси чобук ва ё «рақси паррон», ки ҷавонони суғдинажоди чочӣ иҷро мекарданд, хеле маъқулу мақбул буд. Ҷавонони раққос дар тан воскат, кулоҳҳои нӯгтез ва мӯза дошта, дар зери садои наю сурнай чолокона мерақсиданд. Ва «рақси чочӣ», ки ду ҷавондухтари суғдӣ дар тан либоси дароз, камзӯлҳои гулдӯзӣ, камарбандҳои заррин ё симин, кулоҳҳои зангӯладор, дар пой кафшҳои зардӯзӣ пӯшида оромона рақс мекарданд. Ба ҳамагон хеле писанд меомад. Инчунин ба ҳамин рақс ҳофизони самарқандӣ бо сарварии ромишгари машҳури Суғдӣ Кан-Кунь-Лунь оҳанги хуше менавохтанду суруди дилангезе мехонданд.

Маъруфтарин рақси суғдиён ин «рақси гирдбод» ё ба ибораи чинӣ «хусюаньу» буд. Ҳини рақс раққос ё раққоса дар баромади хеш бештар унсурҳои чархзанандаро иҷро менамуд, ки онро низ «гирдбод» ё «рақси гирдбоди гашти духтар» меномиданд. Бино ба маълумоти Э. Х. Шефер ҳини рақси мазкур, «духтарони суғдӣ бо куртаҳои сурхи парчаостин, эзорҳои сабз, мӯзачаҳои сурхи худ бо рақс аз як тараф ба тарафи дигар меҷаҳиданд, чарх мезаданд, дар болои тӯб (кура) баромада рақс менамуданд, ки бинандаро дар ҳайрат мемонд. Вақте рақс ба авҷи худ мерасид, раққосаҳои хушчамоли суғдӣ ба тамошобинон чашмак мезаданд ва дилрабой мекарданд, ки ин таъсири рақсро ниҳоят зӯр мекард. Баъзан ҳаракатҳои раққоса чунон тез будааст, ки шоире аз он дар ҳайрат афтода гуфтааст, ки агар раққоса боз андаке суръаташро тезтар кунад, мисли пораи абре ба осмон мепараду то ба офтоб рафта мерасад». Феълан, ин рақси дӯстдоштаи императори Чин Сюан-Цзун (710—755) ва ҳамсараш бону Ян ва Рокшан будааст. Ҳатто зани император бону Ян ин рақсро хуб омӯхта ёд гирифтааст. Ва шоирони чинӣ дар васфи ин рақс ва раққосаҳои шаҳлочашми суғдӣ шеърҳо навиштаанд.

Дар дохили Тахористону Суғд низ ҳаёти мусиқӣ мисли Ироншаҳру Хуросон дар таҷаддуд пешравӣ буд. Бино ба ахбори солномаи «Таърихи Оли Тан» «дар моҳи ёздаҳум мардуми (Суғд. — М. И.) дафзанон рақсида, борон ё гармӣ металабанд ва аз хушдилӣ ба сару рӯи ҳамдигар об мепошанд». Ё ин ки «суғдиён... бо шавқу ҳаваси зиёд дар раставу кӯча ва хиёбонҳо рақсу сурудхонӣ мекунанд».

**Маъруф ИСОМАТОВ.**

*Аҳлиддин ҲИСОРӢ*

# Аз маҷмӯаи нахустин



Нашриёти «Адиб» имсол нахустмаҷмӯаи шеърҳои шоири ҷавон Аҳлиддин Ҳисориро бо номи «Ниёз» аз чоп мебарорад.

Дастпарвари рӯзномаи «Ҷавонони Тоҷикистон» А. Ҳисорӣ ҳоло дар Бюрои тарғиби адабиёти бадеии Иттифоқи нависандагони Тоҷикистон кор мекунад. Вале бо рӯзнома ҳамкории доимӣ дорад.

Шеърҳое, ки ҳоло пешкаши хонандагон мешаванд, намунаҳо аз нахустмаҷмӯаи шоири ҷавонанд.

### Дили ноором

Барои Ҳоҷӣ СОДИҚ

Як нафас ором кай бошад варо?
Доимо дар ҷустуҷӯ ҳасту шитоб.
Мегудозад хештанро раҳ ба раҳ,
Гоҳ ӯ дар оташ асту гаҳ дар об.

Менависад қисаҳои дилпазир,
Рӯзу шаб пайваста иншо мекунад.
Одамони покдилро шодком,
Нокасонро ҳаҷву расво мекунад.

Килки ӯ аз пардаи дил нозук аст,
Килки ӯ буранда аст аз теғи тез.
Дӯстонро рӯҳу қудрат медиҳад,
Душманонро мекунад андар гурез.
Ваҳшати ҷанги ҷаҳонӣ дидааст,
Хотироти тирае дорад ба сар.

Лек механдад ба назди одамон,
То насозад бар касе дардаш асар.

Бо қалам, бо ҳарфи оташбори хеш,
Мекунад ӯ ҷангҷӯёнро забун.
Ҷанг кутаҳ карда гар пои варо,
Ӯ бибурад пои ҷанг аз беху бун.

### Чашми ӯ

Чашми пурошӯбу пуроташи ӯ,
Нигаҳи беғаши ӯ
Дили оромн маро
Беқарорӣ омӯхт.

Пайкари хоми маро
Андар оташ бигудохт,
Бурдборӣ омӯхт.

Чашми ӯ,
Чашми афсунгари ӯ
Чашмҳоям бикушуд бар олам,
Огаҳам кард зи шодиву зи ғам.
Мани беҷуръату беҳавсаларо
Устуворӣ омӯхт.

Чашми ӯ,
Чашми зебову пур аз фитнаи ӯ
Шарари ишқ ба ҷонам ангехт,
Шарбати зиндагӣ бар комам рехт.
Ошиқам карду ба шӯрам андохт,
Лек ногаҳ бигурехт.

Гӯӣ он чашми сиёҳ
Дар раҳи ишқ маро
Интизорӣ омӯхт.

### Меваи шохи баланд

Бигзарӣ аз бари кошонаи ман
Ҳар нафасе.
Бингарам аз паси ту
Ман ба умеду ҳавасе.

Чӣ шавад,
Ҷонибн ин сӯхтаҷигар
Созӣ назар,
Қимате гарчӣ надорад
Чу каҳе, ё чун хасе...

Меваи шохи баланди туву,
Ман — кӯтаҳдаст.
Чӣ кунам, ки набувад
Бо ту маро дастрасӣ.

Ҷорае чун набувад
Бар мани бечора дигар,
Бингарам аз паси ту
Бо ҳавасе,
бо ҳавасе...

*Муҳаммад ЮСУФ*

### Бандаи ишқ

Ҳеҷ мард аз ҳалқаи зулфи сияҳ озод нест,
Бандаи зулфи сияҳро хотири ношод нест.
Ин ҷаҳон аз ишқи поки одамӣ обод шуд,
Булҳавасро дар тариқи зиндагӣ бунёд нест.
Кӯҳканҳо дар талоши қатрае ҷон додаанд,
Ҳеҷ дарде ҳамчу дарди синаи Фарҳод нест.
Ишқ моро доимо сӯи ҳақиқат мебарад,
Каҷравиҳо дар тариқи шохаи шамшод нест.
Сарпаноҳи офиятро аз дили зорам биҷӯ,
Чун дили садпораи ман мазраи обод нест.
Раҳ ба раҳ ҳар тори дил бо тори мӯят бастаам,
Ҳамчу ман дилдодае дар хоки Файзобод нест.

### Қисмат

Ҳеҷ диле чун дили садпораи ман зор нест,
Ёрро ғам аз дили садпораи хунбор нест.
Ман надонам арзи ҳоламро ба кӣ созам баён
Дар дили шабҳои зулмонӣ каси бедор нест.
Монда мардум бехабар аз давлату дунёи ишқ,
Дилбарони даври моро ҳарфи шарбатдор нест.
Мерасад санги маломат бар фашу дасторҳо,
Каллае бемағз бошад, иллати дастор нест.
Мурдагонро рӯи миз аз нав табибӣ мекунанд,
Як табиби бомурувват бар сари бемор нест,
Ҳар дарахти рост дорад захмҳо аз тешае,
Қисмати рӯзи азалро ҳоҷати инкор нест.

## Китобҳои нав

### «НУҚТАИ НУР»

«Нуқтаи нур» китобест иборат аз баёни андешаҳои нигоранда доири маънии ҳаёт, моҳияти зиндагӣ ва талошҳои одамӣ. Муаллиф Мирзо Боқӣ дар маркази муколамаи худ шахсияти инсонро ниҳода, кӯшидааст, ки онро бештар аз ҷиҳати фалсафию маънавӣ таҳлил кунад.

Маҷмӯаро нашриёти «Адиб» бо теъдоди 5000 нусха аз чоп баровардааст. Ороиши он ба қалами рассом А. Хусамов тааллуқ дорад.

* * *

### «МАРДОНИ МАЙДОН»

Замони ҷанг, махсусан, барои муаллимони тоҷик озмоиши ҷиддӣ гардид. Аз рӯзҳои аввали ҷанг омӯзгорон ҳам ихтиёран ариза навишта боисрор талаб мекарданд, ки онҳоро низ ба набарди зидди фашизм фиристонанд.

Китоби узви Иттиҳодияи журналистони СССР Маҳмадазим Бобохонов маҳз аз боби меҳнати суботкоронаи маорифчиёни тоҷик дар ақибгоҳ ва корнамоиҳои ҷангии онҳо дар набардҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ ҳикоят мекунад.

Китоб ба доираи васеи хонандагон тавсия шуда, онро нашриёти «Маориф» аз чоп баровардааст.

# Диққат: конкурс давом дорад!

**ХАЗИНАИ МАДАНИЯТИ ТОҶИКИСТОН, ВАЗОРАТИ МАОРИФИ РСС ТОҶИКИСТОН ВАЗОРАТИ МАДАНИЯТИ РСС ТОҶИКИСТОН, КМ ИЛКҶ ТОҶИКИСТОН**

### НИЗОМНОМА

**дар бораи гузаронидани конкурси республикавии «Ҳар мактаб—маркази кишваршиносӣ».**

### ВАЗИФА ВА МАҚСАДҲОИ КОНКУРС:

— беҳтар омӯхтани таъриху маданияти кишвар;

— тарбияи ватандӯстию интернационалӣ ва инкишофи камолоти маънавии ҷавонон;

— фаъол гардонидани кори ташкилотҳои ибтидоӣ ва комитетҳои комсомолӣ, коллективҳои педагогӣ ва ташкилотҳои мактаббачагони ҷумҳурӣ барои таблиғу ташвиқи урфу одат, анъанаҳои миллӣ ва таърихӣ, комёбиҳои кишвар, фарзанди баруманди халқ ва ғайраҳо.

### ТАШКИЛИ КОНКУРС

Дар конкурс ҳамаи мактабҳои маълумоти миёнаи умумии ҷумҳурӣ хонаҳои маданияти шаҳру районҳо, вилоятҳо ва корхонаю муассисаҳои ҳавасманд иштирок менамоянд.

Барои дар маҳалҳо хушсифат гузаронидани конкурс комиссияҳои ҷумҳурӣ, вилоятӣ, шаҳрӣ ва ноҳиявӣ ташкил карда мешавад.

Ба ҳайати ин комиссияҳо намояндагони комитетҳои комсомолӣ, комитетҳои иҷроия, шӯъбаҳои Хазинаи маданият, шӯъбаҳои маорифи халқ, комитетҳои касаба ва ғайра дохил мешаванд.

Комиссияҳо ба ташкилотчиҳои музей мақсад, вазифа ва шартҳои конкурсро фаҳмонда, ташкил ва назорати онро ба ӯҳда мегиранд.

### ШАРТҲОИ КОНКУРС:

1. Ҷамъ намудани материалҳое, ки урфу одат, анъанаҳои миллӣ, ҳунар ва таърихи маҳалро инъикос менамоянд.
2. Экспонатҳое, ки аз комёбиҳои кишвар ва ҳамон маҳал маълумоти даркорӣ диҳанд.
3. Материалҳое, ки роҷеъ ба фарзандони баруманди ҳамон маҳал бахшида шуда бошанд.
4. Ороиш, ҷо ба ҷо гузорӣ ва характеристикаи материалҳо бояд ба талабҳои эстетикӣ ҷавоб дода тавониста, характери таълимию тарбиявӣ дошта бошанд.

### МУКОФОТОНИДАНИ ҒОЛИБОН

Онҳое, ки дар ташкилу танзими музей фаъолона иштирок намуда, ғолиби конкурс дониста мешаванд, бо мукофотҳои зерин сарфароз мегарданд:

**МУКОФОТ БАРОИ ҶОИ ЯКУМ:**

1. 1000 сӯм.
2. 10 роҳхати сайёҳӣ ба шаҳри Бухоро.

**МУКОФОТ БАРОИ ҶОИ ДУЮМ:**

1. 500 сӯм.
2. 10 роҳхати сайёҳӣ ба шаҳри Самарқанд.

**МУКОФОТ БАРОИ ҶОИ СЕЮМ:**

1. 300 сӯм.
2. 10 роҳхати сайёҳӣ ба дохили республика.

Инчунин ширкаткунандагон бо грамотаҳои фахрии Вазорати маорифи халқи ҶШС Тоҷикистон ва КМ ИЛКҶ Тоҷикистон сарфароз гардонида, беҳтарин муаллимони ташаббускор барои нишони Аълочии маорифи халқи ҶШС Тоҷикистон пешниҳод мешаванд.

### ҶАМЪБАСТИ КОНКУРС

Комиссияҳои ноҳияҳо, шаҳрҳо ва вилоятҳо натиҷаҳои конкурсро ба комиссияҳои республикавӣ то 1 майи соли 1990 пешниҳод намоянд.

**Адреси мо: шаҳри Душанбе, кӯчаи Лоҳутӣ, 6, Хазинаи маданияти Тоҷикистон.**

**Ба конкурси «Ҳар мактаб — маркази кишваршиносӣ».**
**Телефонҳо:**
**24-26-81.**
**24-26-85.**

**ЛЕНИНОБОД.** Тобистони соли равон дар Маскав, дар НКХХ ИҶШС ярмаркаи маҳсулоти саноат ва молҳои мавриди истеъмоли мардум, ки донишомӯзони омӯзишгоҳҳои ҳунарӣ тайёр кардаанд, гузаронида мешавад. Донишомӯзони ОКТ № 31, шаҳри Ленинобод низ ба он тайёрӣ мебинанд. Онҳо аллакай барои ин ярмарка чойхонаи ороишаш миллӣ сохтаанд.

ДАР АКС: дуредгарони оянда машғули коранд.

Аксбардор М. БОБОҶОНОВ.
(ТоҷикТА).



# Сайри ҷашни Борбад

**ВОСЕЪ.** Дар майдони ба номи Ленини маркази ноҳия бо ташаббуси кормандони кумитаи комсомолӣ ҷашни 1400-солагии ҳунёгар ва ромишгари Шарқ Борбади Марвазӣ бо иштироки комсомолону ҷавонон ва хонандагони мактабҳо гузаронида шуд.

Котиби дуюми комитети комсомолии ноҳия Ғаффор Султонов дар бораи ромишгари бузург ҳарф зад. Сипас хонандагон Латифова, Қаландарова, Сатторова ва чанде дигарон баромад намуда порчаҳои шеърӣ қироат карданд.

Пешоҳангони маркази ноҳия ба иштирокчиёни ҷашни бошукӯҳ консертҳои дилангезу савтҳои пурошӯб пешкаш намуданд.

Ҷашнгирии 1400-солагии ромишгари мумтоз дар сар то сари ноҳия идома дорад.

**М. МИРЗОШОЕВ.**
**Ҷонишини муҳаррир**

**Дар шумораи имрӯзаи**
**Комсомолец Таджикистана**

Гуфтор андар васфи Ленин. Маърӯзаи Президенти СССР, Котиби Генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв дар маҷлиси ботантана бахшида ба 120-солагии зодрӯзи В. И. Ленин.

Хабари мухтасар дар бораи маҷлиси Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон.

Суханронии котиби якуми КМ ИЛКҶ Тоҷикистон О. Ёқубов дар Анҷумани XXI ИЛКҶУ.

Конференсияи олимони ҷавон.

Аз қабулгоҳи ҷамъиятӣ.

«Варзишгоҳ»-и «КТ».

## *Вазорати маорифи халқи РСС Тоҷикистон*

**ОМӮЗИШГОҲИ КАСБҲОИ ТЕХНИКИИ № 12, ШАҲРАКИ КИМ, ШАҲРИ ИСФАРА ҚАБУЛИ ХОНАНДАГОНРО БА СОЛИ НАВИ ТАҲСИЛ ЭЪЛОН МЕКУНАД**

1. Ба касби дуредгарӣ-бинокорӣ (гурӯҳҳои тоҷикӣ ва ӯзбекӣ). Мӯҳлати таҳсил 3 сол буда, хатмкардагони синфи IX қабул карда мешаванд. Онҳо баробари ихтисос маълумоти миёна ҳам мегирин карда мешаванд. Мӯҳлати таҳсил пурра ба стажи корӣ дохил мешавад. Хонандагоне, ки омӯзишгоҳро бо баҳои аъло тамом мекунанд, барои дохил шудан ба донишкадаҳои олӣ, техникумҳо ...

# Гар дасти фитодае бигирӣ...

Тобистони соли гузашта Ҷамолиддин Холмуродов аз навозиши ягона муттакояш — модаркалонаш Фазилатмоҳ маҳрум гашт. Ӯ дигар бепарастор монд. Ҳуҷҷатҳояшро гирифт, ва ба ... дар Хазинаи кӯдакон гарму ҷӯшон истиқбол карданд. Ногуфта намонад вақте ки ӯ ба Хазинаи кӯдакон муроҷиат намуд, хурсандиаш ҳадду канор надошт. ... тибб шуданро дорад. Дар ин роҳ мо ба ӯ муваффақият мехоҳем.

Дар охир ба тамоми мардуми ...

Ҳеҷ дарде ҳамчу дарди синаи Фарҳод нест.
Ишқ моро доимо сӯи ҳақиқат мебарад.
Каҷравиҳо дар тариқи шохаи шамшод нест.
Сарпаноҳи офиятро аз дили зорам биҷӯ,
Чун дили садпораи ман мазраи обод нест.
Раҳ ба раҳ ҳар тори дил бо тори мӯят бастаам,
Ҳамчу ман дилдодае дар хоки Файзобод нест.

Дилбарони даври моро ҳарфи шарбатдор нест.
Мерасад санги маломат бар фашу дасторҳо,
Каллае бемағз бошад, иллати дастор нест.
Мурдагонро рӯи миз аз нав табибӣ мекунанд,
Як табиби бомурувват бар сари бемор нест,
Ҳар дарахти рост дорад захмҳо аз тешае,
Қисмати рӯзи азалро ҳоҷати инкор нест.

# Гар дасти фитодае бигирӣ...

Тобистони соли гузашта Ҷамолиддин Холмуродов аз навозиши ягона муттакояш — модаркалонаш Фазилатмоҳ маҳрум гашт. Ӯ дигар бепарастор монд. Ҳуҷҷатҳояшро гирифт ва бо умеди дар ягон мактаби олӣ хондан роҳи Душанберо пеш гирифт. Ба қавли мардум «бахташ нахандиду» аз мандат нагузашт. Ба шӯъбаи корҳои идеологии Кумитаи Марказӣ бо умеди ёрмандӣ муроҷиат кард. Инструктори шӯъба Нозигул Зайдуллоева ба ӯ хеле кӯмак расонд. Ва ба Хазинаи кӯдакони Тоҷикистон ба номи Владимир Ильич Ленин муроҷиат карданро ба ӯ маслиҳат дод.

Дар ҳақиқат Ҷамолиддинро дар Хазинаи кӯдакон гарму ҷӯшон истиқбол карданд. Ногуфта намонад вақте ки ӯ ба Хазинаи кӯдакон муроҷиат намуд, хурсандиаш ҳадду канор надошт. Ӯ дар ин ҷо модари дуюми худро дарёфт.

Бо маблағи Хазинаи кӯдакон ӯ ҳоло дар курси тайёрии Донишкадаи тиббии Тоҷикистон таҳсил мекунад. Аз хӯроки бепул низ таъмин карда шуд. Ва дар кафедраи тарбияи ҷисмонии донишкадаи тибб бо кор таъмин карда шуд.

Ҷамолиддин бовар дорад, ки дар оянда барои беҳбудии Хазинаи кӯдакони Тоҷикистон мудом ёрӣ мерасонад. Вай имсол нияти донишҷӯи донишкадаи тибб шуданро дорад. Дар ин роҳ мо ба ӯ муваффақият мехоҳем.

Дар охир ба тамоми мардуми ҷумҳурӣ муроҷиат карда хоҳиш мекунем, ки барои пурнур гаштани хазина саҳмгузорӣ кунанд. Инчунин хоҳиш дорем, ки телемарафоне ки дар шаҳри Маскав баргузор гардид, бо кӯмаки тамоми аҳолии ҷумҳурӣ дар ҷумҳурияти мо ҳам доир гардад.

**Қамариддин РАҶАБЗОДА,**
**донишҷӯи Донишкадаи омӯзгории пойтахт.**

**Ҳаққи қалам ба Хазинаи кӯдакони Тоҷикистон гузаронида шавад.**



# Дабистони нав

Шодию хурсандии мардуми деҳаи Тошбеки Шӯрои деҳоти Гули сурхро ҳадду каноре набуд. Дар ин ҷо биноси нави мактаби 8-сола ба истифода дода шуд.

Арзиши бино 168 ҳазор сӯм буда онро сохтмончиёну пардозгарони Колоннаи сайёри механиконидашудан байниҳоҷагии ноҳия сохта, пешкаши навраcони деҳа гардониданд. Дар биноси навбунёд 320 нафар ба таълиму тадрис машғул мешаванд. Барои онҳо 8 синф, хонаи омӯзгорон ва толорҳои васею равшан сохта шудаанд.

Дар кори хушсифат сохта дар мӯҳлати муайяншуда ба истифода супоридани биноси мактаб сохтмончиёни бригадаи Рашид Муродов коргарон Назир Ашӯров, Қобил Тошматов, С. Бекмуродов, С. Рустамов, Р. Зарифов, Н. Сиддиқов, З. Норов ва дигарон фаъолияти ибратбахш нишон доданд.

**М. БОБОЗОДА,**
**ноҳияи Ўротеппа.**

# Ташаббуси нек

ВОСЕЪ. Бо ташаббуси муаллими мактаби миёнаи рақами 29, Рустам Буриев ва дастгирии кормандони комитети комсомолии ноҳия бюрои хизматрасонӣ ба аҳолӣ ва корхонаҳо ташкил ёфт.

Мақсаду маромн бюрои навташкилёфта рангубор ва пардоздиҳии кабинетҳои кории корхонаву ташкилотҳо, муассиса ва идораҳо мебошад.

Маблағе, ки аз ҳисоби кори бюрои хизматрасонӣ ба аҳолӣ ва корхонаҳо ба даст меояд, ба гузаронидани маъракаву чорабиниҳои ташкилнамудаи комитети комсомолӣ сарф карда мешавад.

Алҳол ба хазинаи бюрои ташкилёфта маблағҳо ворид шуда истодааст.

**Сафаралӣ НОЗИМ.**

## Вазорати маорифи халқи РСС Тоҷикистон

**ОМӮЗИШГОҲИ КАСБҲОИ ТЕХНИКИИ № 12 ШАҲРАКИ КИМ, ШАҲРИ ИСФАРА ҚАБУЛИ ХОНАНДАГОНРО БА СОЛИ НАВИ ТАҲСИЛ ЭЪЛОН МЕКУНАД**

1. Ба касби дуредгарӣ-бинокорӣ (гурӯҳҳои тоҷикӣ ва ӯзбекӣ). Мӯҳлати таҳсил 3 сол буда, хатмкардагони синфи IX қабул карда мешаванд. Онҳо баробари ихтисос маълумоти миёна ҳам мегиранд.
2. Харротҳои металл (токарӣ).
3. Кафшерчиёни газу электр. Ба ин касбу ҳунарҳо ҳам хонандагони синфи IX қабул карда шуда, мӯҳлати хониш 2 сол мебошад. Хонандагон бо сару либос, хӯрок, хобгоҳи бепул таъмин карда мешаванд.

Бо маълумоти миёна ба чунин касбҳо ҷавонон қабул карда мешаванд:

1. Электромонтёрҳо.
2. Кафшерчиён бо газу электрик.
3. Челонгарони автомобиль бо ихтисоси ронандагони класси «С».
4. Дуредгар — сохтумончӣ.

Мӯҳлати таҳсил дар ин гурӯҳҳо 10 моҳ буда, хонандагон бо сару либос ва 30 сӯм стипендияи ҳармоҳа таъмин карда мешаванд. Мӯҳлати таҳсил пурра ба стажи корӣ дохил мешавад. Хонандагоне, ки омӯзишгоҳро бо баҳои аъло тамом мекунанд, барои дохил шудан ба донишкадаҳои олӣ, техникумҳо роҳхат мегиранд ва беконкурс бо супоридани як имтиҳон донишҷӯ мешаванд.

Қабул ба омӯзишгоҳ ба ҳамаи гурӯҳҳо беимтиҳон аст. Дар давраи таҷрибаи истеҳсолӣ 50 фоизи музди меҳнаташонро мегиранд.

Ариза ва ҳуҷҷатҳо то 25 август қабул карда мешаванд. Дохилшавандагон 30 август ба омӯзишгоҳ ҳозир шаванд. Барои ба омӯзишгоҳ дохил шудан ҳуҷҷатҳои зеринро бояд пешниҳод кард: ариза, ҳуҷҷат дар бораи маълумот, справкаи тиббии шакли № 086-У, справка аз ҷои истиқомат, чор дона сурати андозааш 3х4, шаҳодатномаи таваллуд ё паспорт.

**Адреси омӯзишгоҳ: 735926, ш. Исфара, пос. Ким, кӯчаи Коммунистӣ, № 1. ОКТ № 12.**

## ТВ Душанбе

**22 АПРЕЛЬ**

9.00 «Сапеда». Барномаи ахбору мусиқӣ бахшида ба 1400-солагии Борбад.

10.05 Рекламаи «Барои ҳама ва ҳар кас».

10.15 «Алифбоҷон, алифбо».

10.50 Аз фонди мо. «Ситораҳои Шарқ». Маҳастӣ ва Ҳоида.

12.15 Ба пешвози 45-солагии Ғалаба. Фильми бадей-телевизионии «Ҳабдаҳ лаҳзаи баҳор». Серияҳои 7, 8.

18.05 Фильми тасвирии «Барои чӣ филҳо?».

18.20 Фильми бадеии «Садоқати модар».

19.50 «Таронаи Ватан». Сурудҳо дар васфи Ватан, ҳизб ва Ленин.

20.30 «ВРЕМЯ».

21.00 «Базми назму навои классикӣ». Намоиши адабӣ-мусиқӣ.

22.00 «Ҳафта». Барномаи информатсионӣ.

22.30 Давоми намоиши адабӣ-мусиқии «Базми назму навои классикӣ».

23.20 «Роҳнамои тамошобин».

## ТВ Москва

**22 АПРЕЛЬ**
**120-СОЛАГИИ ЗОДРӮЗИ В. И. ЛЕНИН**

7.30 Варзиш барои ҳама.
7.45 Варзиши мавзун.
8.15 Тиражи «Спортлото».
8.30 Саҳарии барвақт.
9.30 Дар хизмати Ватан.
10.30 Барномаи шавқоварн пагоҳирӯзӣ.
11.00 Маҳфили сайёҳон.
12.00 Дӯкончаи мусиқӣ.
12.30 Барномаи экологӣ.
14.00 Концерт.
14.25 Шифо.
15.10 Концерти ансамбли созию-овозии «Чаривна».
15.30 «Як соати ҳаёти деҳот».
16.35 «Гули сангин». Фильми бадей.
18.15 «Қисматҳои як ҳаёт». Фильм-балет.
19.10 Бахшида ба 120-солагии зодрӯзи В. И. Ленин. Фильми бисёрсериягии бадеии телевизионии «Симои В. И. Ленин». Фильми 3.
20.30 «Время».
21.00 Андешаҳо перомуни абадият.
21.15 Хоккей. Чемпионати ҷаҳон. Командаҳои яккачини ИҶШС ва Швеция. Қисмҳои 2, 3. Намоиш аз Швейцария.
23.00 Л. Бетховен. Асари мусиқӣ.

Ҳафтаи шафқат

# Ворисн падар



Дар ноҳияи Ўротеппа ҳанӯз оилаҳое ҳастанд, ки тарзу усулҳои табобати ниёгон, бо ибораи дигар, тарзи табобати қадимаи мардумиро хуб медонанд ва онро ба кор мебаранд. Аз ин ҷост ки дар назди яке аз ҳавлиҳои калону барҳавои гузари «Ҳавзи морон» соҳибхонаи накӯкор холаи Зайнура омадагонро бо чеҳраи кушод истиқбол карда ба нишастан таклиф менамояд. Ҳамсари ӯ, табиби шинохтаи мардумӣ Мирбақо имдодхоҳонро бо диққат муоина карда тарзи муолиҷаро пешниҳод мекард, вале аз ниёзмандон пул намегирифт. Агар касе майли пул додан зоҳир менамуд, холаи Зайнураю Мирбақо меранҷиданд. Дар ин бобат аллакай ҳама огоҳӣ доштанд. Қаноатмандии давоёфтагон беҳтарин инъоме буд барои табиби ҳақиқии мардумӣ. Ба беморони имдодхоҳ, ки ба остонаи ин хонадон бо умеди калон қадам мениҳоданд, духтарчаи онҳо Мавҷуда кунҷковона менигарист ва лаҳзаҳои муолиҷа ҳар як ҳаракати волидайнро мушоҳида мекард. Рӯзҳо паи ҳам гузаштанду Мавҷудаи дӯстрӯяк низ ба воя расид. Мавҷуда ҳуҷҷатҳояшро ба донишкадаи тиб супорид аз санҷиш бо сарбаландӣ гузашт, яке аз донишҷӯёни фаъол шуд. Баъди хатми донишгоҳ Мавҷуда ки дар оилаи табибони мардумӣ ба воя расида буд, асрори муолиҷа, ташхиси бемориро марбут ба мизоҷ ва хислати беморон санҷида ба давои бемориҳо муносибати эҷодкорона намуд. Чӣ тавре ки мегӯянд, «Бӯи мушк пинҳон намемонад». Маҳорату истеъдоди назаррасн Мавҷуда ҳам рушду сарсабзии тоза ёфт. Бисёр китоб мехонад, нисбати табобати беморон ҷиддияти хосае дорад.

Рӯзе падараш муждаи хуш расонд. Барои аниқ, бехато ва пай дар пай муайян кардани дардҳои узви бадани одам дар Япония дастгоҳе сохтаанд, ки бисёр шӯҳрат ёфтааст. Худи Мавҷуда ҳам дар хусуси як дастгоҳи садосанҷе шунида буд, орзуи бо чунин дастгоҳ кор карданро дошт. Вай аллакай роҳҳои гирумону корбарии ин дастгоҳҳои мураккабро, ки амали ташхиси бемориро адо мекарданд, ҳаматарафа омӯхта буд. Дар ҷумҳурӣ дастгоҳҳои японӣ истифода шуданд. Дар шӯъбаҳои махсуси тиб санҷиши дардҳои дарунӣ бо садоҳои кӯтоҳ таъсис ёфт. Табиби шинохта Нуруллo Шукуров аввалин шифокореро, ки барои корбарӣ бо ин дастгоҳҳо интихоб кард, Мавҷуда буд. Ҳоло Мавҷуда бо аппаратҳои хеле мураккаби садосанҷӣ, садомуайянкунӣ сару кор дорад. Дардҳои ноаёни дил, гурда, узвҳои ҳозима, рагҳои хунгузар ва амсоли инҳоро бехато муайян карда, барои табобат роҳҳои самарабахшро тавсия медиҳад...

Мавҷуда одамонро дӯст медорад, пазирой менамояд, ба онҳо меҳр дорад.

— Корманди тиб сангдил буда наметавонад, — мегӯяд Мавҷудаи Фатҳулло,— ба мо одамоне рӯй меоваранд, ки беморанд, имдодхоҳанд, дилшикастаанд. Бале, Мавҷудаи шифокор дуруст дарк кардааст. Боре вақте ки модараш холаи Зайнура, падараш ҷорроҳ Мирбақо Фатҳуллоев ба гирди дастурхони ӯ ҷамъ омаданд, фарзандони Мавҷуда Муборак ва Зулола модарашонро оғӯшкунон мегуфтанд: «Очаи мо мисли бобоҷонам доно, монанди бибем ширинзабон».

Табиби хушсалиқа Мавҷудаи Фатҳулло пайваста меомӯзад навигариҳои тиббро пай дар пай аз худ менамояд. Ҳамин тавр шифокори шинохта борҳо ба Маскав, Тошканд, Душанбе дар курсҳои такмили ихтисос таҳсил карда, аз асосҳои навтарини тиббн ватанӣ, ҷаҳонӣ ва таҷрибаи беҳтарин мутахассисоне, ки дар муносибат бо дастгоҳҳои садосанҷӣ, садошиносӣ ва садомуайянкунӣ таҷрибаи ғанӣ доранд, бархурдор шудааст. Рӯзе нест, ки хаткашон ба унвони Мавҷудаи Фатҳулло номаи миннатдорие наорад. Номаҳоро пиру барно, занҳои серфарзанду танҳо, одамони касбу кори гуногун менависанд.

Мавҷуда ҳар рӯз ба одамон шодмонӣ меорад, нерӯи тоза мебахшад. Табибони авлодӣ, аз зумраи он одамони некӯхоҳанд, ки ба ҷуз осудагӣ, саломатӣ ва ободии мардум дигар чизеро намедонанд. Ҷавони худкораи олами тиб Мавҷудаи Фатҳулло дар айни камолоти эҷодиёт, такопӯи зиёде дорад: меомӯзад, амал мекунад. Ӯ баҳри саломатии одамон омодаву хайрхоҳ аст.

**Нақиби САИДЗОДА.**


**Ҷавонони Тоҷикистон**

Адреси мо: 734025. ш. Душанбе, кӯчаи Свириденко, 66

ТЕЛЕФОНҲО: Қабулгоҳ — 23-33-37, ҷонишини муҳаррир — котибот — 22-60-27, шӯъбаҳои маънавиёт, мактаб ва донишкадаҳои олӣ, спорт ва ҳарбию ватандӯстӣ — 23-32-17, ҳаёти комсомолӣ, мактубҳо ва корҳои оммавӣ, коргарон ва ҷавонони деҳот — 22-39-71, мухбири суратгир — 24-35-91, мухбирамон дар вилояти Ленинобод — 6-52-45, матбаа — 33-47-65.

«Молодёжь Таджикистана»
На таджикском языке

Индекс 68857

Газета ба тарзи офсет дар матбааи Нашриёти КМ ПК Тоҷикистон (хиёбони «Правда», 16) чоп шудааст.

КЛ. 01230.

1 2 3 4 5 6 7 8 9 10 11 12 13 14 15 16 17 18 19 20